

## СУРАИ “НАБАЪ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ЧИЛ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо овардани делелҳо исботи дурустии растохез ва ҷазои охират.

**Тафсир:**

1 Ин ҷамоаи мушрик баъд аз он ки Худо ба сӯяшон Паёмбар (с)-ро фиристод, дар бораи чӣ аз якдигар мепурсанд?!

2 Онҳо аз якдигар дар бораи Қуръони шомили хабари бузурги растохез мепурсанд.[1]

3 Он Қуръоне, ки онҳо дар тавсифаш ихтилоф доранд. Як идда онро ҷоду, иддаи дигар шеър, гурӯҳе фол ва гурӯҳи дигар афсонаҳои гузаштагон медонанд.

4 Ҳаргиз воқеият он гуна ки онҳо мепиндоранд, нест! Ҳатман онҳо фарҷоми бади такзиб намудани Қуръонро хоҳанд донист.

5 Боз ҳам воқеият он гуна ки мепиндоранд, нест. Онҳо яқинан ин фарҷоми бади амалашонро хоҳанд донист.

6 Оё Мо заминро барои сукунаташон макони омода насохтем?!

7 Ва кӯҳҳоро дар замин монанди меххо қарор надодем, то онро аз ларзидан нигоҳ доранд?!

8 Ва шумо мардумро ҷуфтҳои нарина ва модина офаридем.

9 Ва хобатонро василаи истироҳати ҷисматон гардонидем.

10 Ва шабро бо зулматаш ба монанди либос пӯшонандаи шумо сохтем.

11 Ва рӯзро майдони касб ва ҷустуҷӯи рӯзӣ сохтем.

12 Ва аз болои шумо ҳафт осмони мустаҳкамро ҳаст намудем.[2]

13 Ва офтоби монанди чароғ рӯшноидиҳандаро падид овардем.

14 Ва аз абрҳои замони бориданашон фарорасида оби ба таври фаровон резанда нозил гардонидем.

15 То ба василаи он об дона ва растании дорои навъҳои гуногунро берун созем-

16 ва боғҳои бо бисёрии шохаҳои дарахтонаш анбӯҳи печидаро берун созем.

Вақте Парвардигор дар оятҳои боло неъматҳои нишондиҳандаи қудраташро зикр кард, дар оятҳои зерин мавзӯи растохез ва охиратро овард. Зеро Он Худое, ки барои офаридани ин неъматҳо қудрат дорад, бар барангехтани мурдагон ва бозпурсии онҳо низ Қодир аст.

17 Ҳамоно рӯзи доварии байни бандагон замони муайяни худро дорад, ки аз он пеш ва ақиб намеравад.

18 Рӯзе, ки фариштаи мувazзаф нафхаи дуюмро дар сур медамад, пас шумо мардум гурӯҳ-гурӯҳ ба маҳшаргоҳ меоед.

19 Ва осмон кушода мешавад ва мисли дарҳои боз дорои рахнаҳо мегардад.

20 Ва кӯҳҳо он чунон ҳаракат дода мешаванд, ки ба чангу ғубори пошхӯрда шабоҳат пайдо мекунанд, пас монанди обнамо мегарданд.

21 Ба дурустӣ ки дӯзах камингирифтаи мунтазири аҳли худ аст.

22 Дӯзах ҷои бозгашти золимон аст.

23 Онҳо дар онҷо замонҳои дурударози беохир боқӣ мемонанд.

24 Онҳо дар онҷо ҳавои сарди бартарафсозандаи ҳарорати оташ ва нӯшобаи лазиз намечашанд,-

25 Онҳо ба ҷуз оби ниҳоят пурҳарорат ва зардоби аз бадани аҳли дӯзах ҷоришаванда ҳеҷ чиз намечашанд.

26 Ҷазои ба амали куфр ва залолаташон мувофиқ.

27 Бегумон онҳо дар дунё аз ҳисоб ва бозпурсии Худо дар қиёмат ҳарос надоштанд. Зеро растохезро инкор мекарданд. Агар аз растохез метарсиданд, имон меоварданд ва амалҳои шоиста анҷом медоданд.

28 Ва оятҳои Моро, ки ба паёмбарон фуруд овардем, мутлақан дурӯғ мешумурданд.

29 Ва Мо ҳар як амалашонро дақиқ шуморидаем ва сабт кардаем. Он дар номаи аъмолашон навишташуда аст.

30 Эй золимон! Ба ҳамин сабаб[2] ин азоби абадиро бичашед. Пас, Мо ҳаргиз бар шумо ҷуз азоб чизеро афзун намесозем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мустаҳкам падид овардани мавҷудот далели тавонмандии Худо бар дубора зинда гардонидани онҳост;
2.Саркашӣ сабаби духули дӯзах мегардад;
3.Азоби кофирон дучанд карда мешавад.

1. Тафсири “النبأ العظيم” ба маънои Қуръон аз Имом Муҷоҳид ибни Ҷабр ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Азбаски калимаи “**бино**” ба тариқи истиора ба маънои “**ҳаст намудан**” омада аст, дар тарҷума аз ҳамин маъно истифода бурдам. (**Мутарҷим**)
3. Ҳарфи “**ف**” ифодагари сабаб аст. (**Мутарҷим**)

إِنَّ لِلْمُتَّقِينَ مَفَازًا ﴿٣١﴾ حَدَآئِقَ وَأَعْنَٰبًا ﴿٣٢﴾ وَكَوَاعِبَ أَتْرَابًا ﴿٣٣﴾ وَكَأْسًا
دِهَاقًا ﴿٣٤﴾ لَّا يَسْمَعُونَ فِيهَا لَغْوًا وَلَا كِذَّٰبًا ﴿٣٥﴾ جَزَآءً مِّن رَّبِّكَ عَطَآءً
حِسَابًا ﴿٣٦﴾ رَّبِّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا ٱلرَّحْمَٰنِ لَا يَمْلِكُونَ
مِنْهُ خِطَابًا ﴿٣٧﴾ يَوْمَ يَقُومُ ٱلرُّوحُ وَٱلْمَلَٰٓئِكَةُ صَفًّا لَّا يَتَكَلَّمُونَ
إِلَّا مَنْ أَذِنَ لَهُ ٱلرَّحْمَٰنُ وَقَالَ صَوَابًا ﴿٣٨﴾ ذَٰلِكَ ٱلْيَوْمُ ٱلْحَقُّ فَمَن
شَآءَ ٱتَّخَذَ إِلَىٰ رَبِّهِۦ مَـَٔابًا ﴿٣٩﴾ إِنَّآ أَنذَرْنَٰكُمْ عَذَابًا قَرِيبًا يَوْمَ يَنظُرُ
ٱلْمَرْءُ مَا قَدَّمَتْ يَدَاهُ وَيَقُولُ ٱلْكَافِرُ يَٰلَيْتَنِى كُنتُ تُرَٰبًۢا ﴿٤٠﴾

ترتيبها ٧٩ — سُورَةُ النَّازِعَاتِ — آياتها ٤٦

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلنَّٰزِعَٰتِ غَرْقًا ﴿١﴾ وَٱلنَّٰشِطَٰتِ نَشْطًا ﴿٢﴾ وَٱلسَّٰبِحَٰتِ سَبْحًا ﴿٣﴾
فَٱلسَّٰبِقَٰتِ سَبْقًا ﴿٤﴾ فَٱلْمُدَبِّرَٰتِ أَمْرًا ﴿٥﴾ يَوْمَ تَرْجُفُ ٱلرَّاجِفَةُ ﴿٦﴾
تَتْبَعُهَا ٱلرَّادِفَةُ ﴿٧﴾ قُلُوبٌ يَوْمَئِذٍ وَاجِفَةٌ ﴿٨﴾ أَبْصَٰرُهَا خَٰشِعَةٌ ﴿٩﴾
يَقُولُونَ أَءِنَّا لَمَرْدُودُونَ فِى ٱلْحَافِرَةِ ﴿١٠﴾ أَءِذَا كُنَّا عِظَٰمًا نَّخِرَةً ﴿١١﴾ قَالُوا۟
تِلْكَ إِذًا كَرَّةٌ خَاسِرَةٌ ﴿١٢﴾ فَإِنَّمَا هِىَ زَجْرَةٌ وَٰحِدَةٌ ﴿١٣﴾ فَإِذَا هُم بِٱلسَّاهِرَةِ
﴿١٤﴾ هَلْ أَتَىٰكَ حَدِيثُ مُوسَىٰٓ ﴿١٥﴾ إِذْ نَادَىٰهُ رَبُّهُۥ بِٱلْوَادِ ٱلْمُقَدَّسِ طُوًى ﴿١٦﴾



31 Яқинан макони расидан ба растагорӣ барои парҳезкороне аст, ки дастуроти Худоро иҷро намуда, аз ҳаромҳо дурӣ меҷӯянд. Онҳо дар онҷо ба орзӯи ҳамешагиашон, ки ҷаннат аст, ноил мегарданд.
32 Онҳоро бӯстонҳо ва дарахтони ангур аст.
33 Ва духтарони норпистони ҳамсинну сол аст.
34 Ва қадаҳи пур аз шароб аст.
35 Онҳо дар бӯстонҳо сухани ботил ва дурӯғ намешунаванд ва дар байни якдигар дурӯғ намегӯянд.
36 Парвардигорат ба онҳо ин неъматҳоро аз рӯи фазлаш ба таври кофӣ подош хоҳад дод,-
37 Парвардигори осмонҳо ва замин ва Парвардигори мавҷудоти байни онҳо, Парвардигори дар дунё ва охират Меҳрубон. Бандагон қудрати аз Ӯ пурсидани чизеро надоранд, магар он чиро иҷозат диҳад.
38 Рӯзе, ки Ҷабраил ва фариштагон сафзада рост меистанд. Дар бораи шафоати касе сухан намегӯянд, ба истисноии он шахсе, ки Худои Меҳрубон шафоат шуданашро иҷозат бидиҳад ва он шафоатшаванда сухани /**ба мисли калимаи тавҳид**/ дуруст гуфта бошад.
39 Ин рӯзи тавсифшуда, рӯзи дар ҳақиқат воқеъшаванда аст. Пас, ҳар ки дар он рӯз аз азоби илоҳӣ наҷот ёфтан хоҳад, бо амалҳои солеҳ роҳи васлкунанда ба Парвардигорашро пеш гирад.
40 Эй мардум! Ба дурустӣ ки мо шуморо аз азоби қарибулвуқӯъ бим медиҳем. Рӯзе, ки инсон ба амали дар дунё анҷом додаи худ назар мекунад ва кофир халосӣ аз азобро орзӯ намуда мегӯяд: “**Эй кош, ман ба монанди ҳайвонот хок мегаштам.**” Ҳайвонот дар рӯзи қиёмат бо амри Худо хок мешаванд.

## СУРАИ “НОЗИЪОТ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАФТОДУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ЧИЛУ ШАШ ОЯТ

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

Бо зикри саҳнаҳои марг, растохез, ҳашр ва қиёмат кӯбидани қалби касоне, ки вуқӯи зиндашавии баъд аз марг ва пурсуҷӯи он рӯзро дурӯғ медонанд.

### Тафсир:

1 Савганд ба он фариштагоне, ки ҷони кофиронро ба шиддат ва дуруштӣ мекашанд-
2 ва савганд ба он фариштагоне, ки ҷони мӯъминонро ба осонӣ берун меоранд-
3 ва савганд ба он фариштагоне, ки бо амри Худо аз осмон ба сӯи замин бо шитоб ҳаракат мекунанд-[1]
4 пас савганд ба он фариштагоне, ки дар иҷрои фармони Худо бо якдигар сабқат менамоянд.
5 ва савганд ба он фариштагоне, ки амри Худоро оид ба корҳои бандагон иҷро месозанд, бо ин ҳама савганд, ки шумо барои пурсуҷӯ ва гирифтани подош ҳатман барангехта мешавед.
6 Рӯзе,[2] ки замин ҳангоми дамида шудани нафхаи дуюм ба ларза меояд.
7 Ба дунболи нафхаи дуюм нафхаи дигар дамида мешавад.
8 Дар он рӯз қалбҳои баъзеи мардум тарсон аст.
9 Осори зиллат бар чашмони соҳибони он қалбҳо ошкор аст.
10 Онҳо дар дунё мегуфтанд: “**Оё мо баъд аз он ки мемирем, ба зиндагонии дунё бармегардем?!**
11 **Оё чун ба устухонҳои пӯсида табдил ёбем, ба зиндагонии дунё бармегардем?!”**
12 Онҳо аз рӯи тамасхур мегӯянд: “**Агар ин хабар дуруст бошад, пас бозгашти мо ба ҳаёти дунё зиёновар аст.**”
13 Зинда сохтани мурдагон ниҳоят кори осон аст. Пас, бегумон он аз як бор фарёди фариштаи мувазззаф ба дамидан дар сур иборат аст.
14 Пас, ногаҳон ҳамаи онҳо баъд аз он ки мурда буданд, бар рӯи замин зинда ҳозир мешаванд.
15 Эй Паёмбар! Оё бароят хабари Мӯсо (а) бо Парвардигораш ва Фиръавни душманаш омадааст?!
16 Чун Парвардигораш ӯро дар водии поки “**Туво**” нидо кард.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Тақво сабаби духули ҷаннат мегардад;
2. Ёдоварии даҳшатҳои охират шахсро ба анҷоми аъмоли шоиста тарғиб месозад;
3. Ҷони кофир сахт ва ҷони мӯъмин осон гирифта мешавад.

1. Асли маънои “**السابحات**” шинокунандагон буда, аммо инҷо ба тариқи истиора маънои “**аз осмон сӯи замин бо шитоб ҳаракат кардан**”-ро ифода мекунад. (**Мутарҷим**)
2. Зарфи замони “**Рӯзе...**” аз ниғоҳи наҳви забони арабӣ ба ҷавоби ҳазфшудаи қасамҳои қаблӣ тааллуқ дорад. Яъне, шумо он рӯзе барангехта мешавед, ки замин ҳангоми дамидани нафха... (**Мутарҷим**)




17 Худо ба Мӯсо гуфт: “**Ба сӯи Фиръавн бирав. Зеро ба дурусти ки вай дар зулм ва кибру ғурур аз ҳад гузаштааст.**[1]

18 **Пас ба Фиръавн бигӯ, ки оё ту ба покшавӣ аз куфру гуноҳ майл дорӣ?!**

19 **Ва оё меҳоҳӣ туро ба сӯи Парвардигорат раҳнамоӣ кунам, пас аз Ӯ тарсида, тибқи хушнудиаш амал намоӣ?!**

20 Мӯсо (а) назди Фиръавн рафт ва ӯро ба яктопарастӣ фаро хонд, Фиръан Мӯсо (а)-ро дурӯғгӯй шумурд, пас Мӯсо (а) ба вай мӯъҷизаҳои бузурги “**Дасти дурахшон**” ва “**Асои ба аждаҳо табдилёбанда**”-ро нишон дод, то ба рисолаташ бовар кунад.

21 Пас Фиръавн он мӯъҷизаи бузургро дурӯғ шумурд ва аз амри Мӯсо нофармонӣ кард.

22 Сипас аз имон овардан рӯй гардонид, дар ҳоле ки дар замин ба фасодкорӣ саъй намуда, мардумро амр мекард, то ба суханонаш гӯш наандозанд ва соҳиронро ҷамъ овард, то муқобилаш мубориза баранд.

23 Пас сипоҳиёнашро бо мақсади мағлуб кунонидани Мӯсо ҷамъ оварда, қавмашро нидо карда гуфт:

24 “**Ман Парвардигори бартарини шумо ҳастам. Шумо бояд танҳо фармони маро иҷро намоед ва аз касе итоат накунед.**”

25 Пас, Худо ӯро ба азоби дунё (**ғарқ сохтан дар дарёи Нил**) ва азоби охират (**даровардан ба дӯзах**) гирифтор намуд.

26 Ҳамоно дар қиссаи Фиръавн барои касе, ки аз Худо метарсад, панду ибрат аст. Маҳз нафарони худотарс аз хондани саргузашти инҳо дарс мегиранд.

27 Эй таксибгарони растохез! Оё ҳаст кардани шумо барои Худо душвортар аст ё ҳаст кардани осмонҳо?! Худо осмонҳоро офаридааст.

28 Худо баландии осмонро баланд сохта, пас онро чунон баробар гардонид, ки дар он халал ва рахнагӣ вуҷуд надорад.

29 Ва шаби осмонро бо ғуруби хуршед зулмонӣ ва нури онро бо дурахшидани хуршед ошкор сохт.

30 Ва баъди офаридани осмон заминро паҳн кард ва манфиатҳои шуморо дар он ҷойгир намуд.

31 Аз замин обҳои онро ба сурати чашмаҳои ҷорӣ ва чарогоҳи онро бо рӯёнидани гиёҳон берун овард.

32 Ва кӯҳҳоро дар замин устувор гардонид.

33 Эй мардум! Ҳамаи ин неъматҳо барои нафъи шумо ва нафъи чаҳорпоёнатон аст. Офаридгори ин мавҷудот аз зинда сохтани шумо баъд аз марг оҷизӣ намекашад.

34 Пас, чун нафхаи дуюм, ки бо даҳшаташ ҳамаро фаро мегирад, рух диҳад ва қиёмат барпо шавад.

35 Рӯзе, ки ҳар инсон амалҳои нек ё бади анҷом додаи худро ба ёд меорад.

36 Ва дӯзах барои ҳар бинанда ҳозир ва ошкор карда мешавад.

37 Пас, аммо он касе, ки дар гумроҳӣ аз ҳад гузарад-

38 ва ҳаёти фанопазири дунёро аз ҳаёти абадии охират муқаддам гузорад,-

39 пас ба дурустӣ ки ҷои бозгашт ва қароргоҳаш дӯзах аст.

40 Ва аммо касе, ки аз истодан дар назди Парвардигораш тарсад ва нафсашро аз пайравии хостаҳои ҳаромаш нигоҳ дорад,-

41 пас бегумон ҷои бозгашт ва қароргоҳаш биҳишт аст.

42 Эй Паёмбар! Ин таксибгарони растохез аз ту дар бораи қиёмат пурсида, мегӯянд: “**Қиёмат кай ба вуқӯъ мепайвандад?**”

43 Ту дар ин бобат илм надорӣ, то онро ба таксибгарон зикр кунӣ ва донистани соати вуқӯи қиёмат ба ту дахл надорад. Вазифаи ту аз он иборат аст, ки пеш аз омаданаш омода шавӣ.

44 Илми комили вақти вуқӯи қиёмат танҳо ба сӯи Парвардигорат вогузор мешавад.[2]

45 Бешак, ту бимдиҳандаи он шахсе ҳастӣ, ки аз қиёмат метарсад. Бандагони аз он ҳаросон аз бим доданат суд мебаранд.

46 Мушрикон дар рӯзи бо чашмони хештан мушоҳида намудани қиёмат мисли онанд, ки гӯё дар дунё танҳо шомгоҳи як рӯз ё чоштгоҳи як рӯз истодаанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Дар даъват кор гирифтан аз нармӣ воҷиб аст;
2. Тарс аз Худо ва нигоҳ доштани нафс аз шаҳватҳо сабаби духули ҷаннат аст;
3. Донистани рӯзи қиёмат аз ҷумлаи умури ғайб буда, аз он танҳо Худо огоҳ аст;
4. Худо дар оятҳои Қуръон офаридани осмон ва заминро ба таври муфассал баён менамояд.

---

1. Ҷумлаи дуюм баёнгари иллати ҷумлаи якум аст. (**Мутарҷим**)
2. Тоҳир Ибни Ошур (р) мегӯяд, калимаи “منتهاها” ба маънои **донистан** омада аст. Дигар муфассирон низ онро ба маънои **илми комил дар бораи қиёмат** тафсир кардаанд. Дар тарҷума аз ин назарҳо истифода бурдаам. (**Мутарҷим**)

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ربع الحزب ٥٩
عَبَسَ وَتَوَلَّىٰٓ ١ أَن جَآءَهُ ٱلۡأَعۡمَىٰ ٢ وَمَا يُدۡرِيكَ لَعَلَّهُۥ يَزَّكَّىٰٓ ٣
أَوۡ يَذَّكَّرُ فَتَنفَعَهُ ٱلذِّكۡرَىٰٓ ٤ أَمَّا مَنِ ٱسۡتَغۡنَىٰ ٥ فَأَنتَ لَهُۥ تَصَدَّىٰ
٦ وَمَا عَلَيۡكَ أَلَّا يَزَّكَّىٰ ٧ وَأَمَّا مَن جَآءَكَ يَسۡعَىٰ ٨ وَهُوَ يَخۡشَىٰ ٩
فَأَنتَ عَنۡهُ تَلَهَّىٰ ١٠ كَلَّآ إِنَّهَا تَذۡكِرَةٞ ١١ فَمَن شَآءَ ذَكَرَهُۥ ١٢ فِي صُحُفٖ
مُّكَرَّمَةٖ ١٣ مَّرۡفُوعَةٖ مُّطَهَّرَةِۭ ١٤ بِأَيۡدِي سَفَرَةٖ ١٥ كِرَامِۭ بَرَرَةٖ ١٦
قُتِلَ ٱلۡإِنسَٰنُ مَآ أَكۡفَرَهُۥ ١٧ مِنۡ أَيِّ شَيۡءٍ خَلَقَهُۥ ١٨ مِن نُّطۡفَةٍ
خَلَقَهُۥ فَقَدَّرَهُۥ ١٩ ثُمَّ ٱلسَّبِيلَ يَسَّرَهُۥ ٢٠ ثُمَّ أَمَاتَهُۥ فَأَقۡبَرَهُۥ ٢١ ثُمَّ إِذَا
شَآءَ أَنشَرَهُۥ ٢٢ كَلَّا لَمَّا يَقۡضِ مَآ أَمَرَهُۥ ٢٣ فَلۡيَنظُرِ ٱلۡإِنسَٰنُ إِلَىٰ طَعَامِهِۦٓ
٢٤ أَنَّا صَبَبۡنَا ٱلۡمَآءَ صَبّٗا ٢٥ ثُمَّ شَقَقۡنَا ٱلۡأَرۡضَ شَقّٗا ٢٦ فَأَنۢبَتۡنَا فِيهَا
حَبّٗا ٢٧ وَعِنَبٗا وَقَضۡبٗا ٢٨ وَزَيۡتُونٗا وَنَخۡلٗا ٢٩ وَحَدَآئِقَ غُلۡبٗا ٣٠ وَفَٰكِهَةٗ
وَأَبّٗا ٣١ مَّتَٰعٗا لَّكُمۡ وَلِأَنۡعَٰمِكُمۡ ٣٢ فَإِذَا جَآءَتِ ٱلصَّآخَّةُ ٣٣ يَوۡمَ يَفِرُّ
ٱلۡمَرۡءُ مِنۡ أَخِيهِ ٣٤ وَأُمِّهِۦ وَأَبِيهِ ٣٥ وَصَٰحِبَتِهِۦ وَبَنِيهِ ٣٦ لِكُلِّ
ٱمۡرِيٕٖ مِّنۡهُمۡ يَوۡمَئِذٖ شَأۡنٞ يُغۡنِيهِ ٣٧ وُجُوهٞ يَوۡمَئِذٖ مُّسۡفِرَةٞ
٣٨ ضَاحِكَةٞ مُّسۡتَبۡشِرَةٞ ٣٩ وَوُجُوهٞ يَوۡمَئِذٍ عَلَيۡهَا غَبَرَةٞ ٤٠



## СУРАИ “АБАСА”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ЧИЛУ ШАШ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни ҳақиқати даъвати Қуръони карим ва шарофати нафари аз раҳнамоиҳояш судбаранда ва беқадрии нафари аз он рӯйгардонанда.

**Тафсир:**

1 Расули Худо (с) рӯяшро турш кард ва пушт гардонд.
2 Зеро Абдуллоҳ писари Умми Мактуми нобино барои дархости раҳнамоӣ наздаш омад. Паёмбар (с) он лаҳзаҳо ба даъвати раҳбарони мушрикон саргарм ва ба ҳидояташон умевор буд.
3 Ва эй Паёмбар, ту чӣ медонӣ, ки шояд он нобино бо шунидани суханонат аз гуноҳонаш пок мегардад?!
4 Ё шояд аз каломат панд мегирад, пас он панд ӯро суд мебахшад.
5 Аммо он шахс, ки бо такя ба дороиаш худро аз имон овардан ба рисолати ту бениёз медонад,-
6 пас ту танҳо ба ӯ рӯй меорӣ ва танҳо ба ӯ мепардозӣ.
7 Ва агар вай бо тавба накардан аз гуноҳонаш пок нагардад, бар ту ҳеҷ зараре нест.
8 Ва аммо он кас, ки барои талаби хайр наздат шитобон омад-
9 ва ҳол он ки ӯ аз Парвардигораш метарсад,-
10 пас ту саргармӣ раҳбарони мушрикон гардида, аз ӯ дар ғафлат мемонӣ.
11 Ҳаргиз кор чунин нест! Ҳамоно ин оятҳо барои бандагони ба он моил панд аст.
12 Пас, ҳар ки зикри Худоро хоҳад, Ӯро зикр кунад ва аз Қуръон панд гирад.
13 Ин Қуръон назди фариштагон дар саҳифаҳои гиромии-
14 дорои мақому макони баланду покгардонидашуда,-
15 дар дасти фариштагони котиби аъмоли бандагону,-
16 назди Парвардигорашон арҷманди некӯкор сабт гаштааст.
17 Лаънат бар инсони кофир, ки чӣ қадар ба Худо куфр меварзад ва носипосӣ мекунад!
18 Худо ӯро аз чӣ офарид, ки дар замин муртакиби кибру куфр ва носипосӣ мегардад?!
19 Ӯро аз нутфаи ҳақир ҳаст намуда, пас офаринишашро марҳала ба марҳала андозагирӣ кард.
20 Сипас роҳи аз батни модар берун шуданашро осон сохт.
21 Сипас ӯро баъд аз анҷоми умраш мемиронад ва ӯро то рӯзи растохез дар қабр ҷойгир месозад.
22 Сипас ӯро ҳар вақте хоҳад, барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо зинда мегардонад.
23 Ҳаргиз кор чунончи кофир мепиндорад, ки гӯё ҳаққи Худоро иҷро намудааст, нест! Ҳанӯз он чиро Худо барояш фарз гардонидааст, иҷро накардааст.
24 Пас, бояд инсони кофир ба таоми мехӯрдааш бо диққат назар кунад! Он таом чӣ гуна ба вуҷуд омадааст?!
25 Ҳамоно Мо обро, ки асли пайдоиши таом мебошад, бо нерӯ ва фаровонӣ аз осмон рехтем.
26 Сипас заминро ба василаи наботот ҳакимона шикофтем.
27 Пас, дар он донаҳои гандум ва монанди онро рӯёнидем.
28 Ва дар он дарахтони ангур ва растаниҳои истеъмолшавандаро рӯёнидем.
29 Ва дар он дарахтони зайтун ва хурморо рӯёнидем.
30 Ва дар он бӯстонҳои сердарахтро рӯёнидем.
31 Ва дар он мева ва алафи чаҳорпоёнро рӯёнидем.
32 Барои манфиати шумо ва барои манфиати чаҳорпоёнатон.
33 Пас, чун садои даҳшатовару гӯшхароши нафхаи дуюм ҳосил гардад.
34 Рӯзе, ки ҳар кас аз бародараш мегурезад.
35 Ва аз модараш ва падараш мегурезад.
36 Ва аз ҳамсараш ва фарзандонаш мегурезад.
37 Он рӯз ҳар якеашон барои худ гирифтории бузурге дорад, ки ӯро аз каси дигар ғофил месозад.
38 Он рӯз чеҳраи некбахтон дурахшон аст.
39 Аз неъматҳои омода кардаи Худо хандону шодон аст.
40 Ва он рӯз бар чеҳраҳои тирабахтон ғубор аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Сарзаниш кардани Худо Расули Худро аз сабаби бепарвоӣ бо Абдуллоҳ ибни Умми Мактум далели он аст, ки Қуръон Сухани махлуқ нест, балки он Каломи Парвардигор аст;
2.Бояд нисбат ба толибилм ва ҳар ки ба хотири талаби раҳнамоӣ меояд, диққат дода шавад;
3.Қиёмат чунон даҳшатнок аст, ки ҳар кас он рӯз дар фикри ҷони хеш буда, ҳатто паёмбарон “**Ҷонам-ҷонам**” мегӯянд.


سُورَةُ التَّكْوِيرِ — الجُزْءُ الثَّلَاثُونَ

تَرْهَقُهَا قَتَرَةٌ ﴿٤١﴾ أُولَٰئِكَ هُمُ الْكَفَرَةُ الْفَجَرَةُ ﴿٤٢﴾

سُورَةُ التَّكْوِيرِ — ترتيبها ٨١ — آياتها ٢٩

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

إِذَا الشَّمْسُ كُوِّرَتْ ﴿١﴾ وَإِذَا النُّجُومُ انكَدَرَتْ ﴿٢﴾ وَإِذَا الْجِبَالُ
سُيِّرَتْ ﴿٣﴾ وَإِذَا الْعِشَارُ عُطِّلَتْ ﴿٤﴾ وَإِذَا الْوُحُوشُ حُشِرَتْ
﴿٥﴾ وَإِذَا الْبِحَارُ سُجِّرَتْ ﴿٦﴾ وَإِذَا النُّفُوسُ زُوِّجَتْ ﴿٧﴾ وَإِذَا
الْمَوْءُودَةُ سُئِلَتْ ﴿٨﴾ بِأَيِّ ذَنبٍ قُتِلَتْ ﴿٩﴾ وَإِذَا الصُّحُفُ نُشِرَتْ
﴿١٠﴾ وَإِذَا السَّمَاءُ كُشِطَتْ ﴿١١﴾ وَإِذَا الْجَحِيمُ سُعِّرَتْ ﴿١٢﴾ وَإِذَا الْجَنَّةُ
أُزْلِفَتْ ﴿١٣﴾ عَلِمَتْ نَفْسٌ مَّا أَحْضَرَتْ ﴿١٤﴾ فَلَا أُقْسِمُ بِالْخُنَّسِ ﴿١٥﴾
الْجَوَارِ الْكُنَّسِ ﴿١٦﴾ وَاللَّيْلِ إِذَا عَسْعَسَ ﴿١٧﴾ وَالصُّبْحِ إِذَا تَنَفَّسَ ﴿١٨﴾
إِنَّهُ لَقَوْلُ رَسُولٍ كَرِيمٍ ﴿١٩﴾ ذِي قُوَّةٍ عِندَ ذِي الْعَرْشِ مَكِينٍ ﴿٢٠﴾ مُّطَاعٍ
ثَمَّ أَمِينٍ ﴿٢١﴾ وَمَا صَاحِبُكُم بِمَجْنُونٍ ﴿٢٢﴾ وَلَقَدْ رَآهُ بِالْأُفُقِ الْمُبِينِ
﴿٢٣﴾ وَمَا هُوَ عَلَى الْغَيْبِ بِضَنِينٍ ﴿٢٤﴾ وَمَا هُوَ بِقَوْلِ شَيْطَانٍ رَّجِيمٍ ﴿٢٥﴾
فَأَيْنَ تَذْهَبُونَ ﴿٢٦﴾ إِنْ هُوَ إِلَّا ذِكْرٌ لِّلْعَالَمِينَ ﴿٢٧﴾ لِمَن شَاءَ مِنكُمْ أَن
يَسْتَقِيمَ ﴿٢٨﴾ وَمَا تَشَاءُونَ إِلَّا أَن يَشَاءَ اللَّهُ رَبُّ الْعَالَمِينَ ﴿٢٩﴾

٥٨٦

(41) Он рӯз чеҳраҳои тирабахтонро торикӣ фаро мегирад.
(42) Инҳо касоне ҳастанд, ки дар дунё куфр ва бадкориро якҷо ҷамъ сохта буданд.

### СУРАИ “ТАКВИР”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОН ДОРОИ БИСТУ НУҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Тасвири қиёмат бо барҳам хӯрдани коинот баъд аз устувории он.

**Тафсир:**

(1) Чун ҷирми офтоб печида шуда ва нураш аз байн равад-
(2) ва чун ситорагон фурӯ резанд ва рӯшаниашон маҳв гардад-
(3) ва чун кӯҳҳо аз макони худ ҷунбонда шаванд-
(4) ва чун шутурони мода, ки гаронбаҳотарин амволи онҳо буд, аз ҷониби соҳибонашон тарк гашта, муаттал гузошта шаванд-
(5) ва чун ҳайвонҳои ваҳшӣ аз ҳар тараф бо инсонҳо дар як макон ҷамъ оварда шаванд-
(6) ва чун дарёҳо афрӯхта шуда, ба оташ табдил ёбанд-
(7) ва чун инсонҳои дар некӯкорӣ ва бадкорӣ шабеҳи якдигар якҷо ҷамъ кунонида шаванд-
(8) ва чун духтари зинда дар гӯр шуда аз сӯи Худо мавриди пурсиш қарор гирад, ки-
(9) қотилаш ӯро ба кадом гуноҳ куштааст-
(10) ва чун саҳифаҳои аъмоли бандагон кушода шавад, то ҳар кас номаи амалҳои хешро бихонад-
(11) ва чун осмон ба монанди баркандани пӯст аз бадани гӯсфанд барканда шавад-
(12) ва чун оташи дӯзах афрӯхта шавад-
(13) ва чун биҳишт барои парҳезкорон наздик сохта шавад,-
(14) вақте ҳаводиси мазкур ба вуқӯъ мепайвандад, ҳар кас медонад, ки барои он рӯз чӣ кор кардааст.
(15) Пас, савганд меҳӯрам ба ситорагоне, ки қабл аз зуҳур дар шаб пинҳон мешаванд,-
(16) ситорагоне, ки дар мадори худ ҳаракат карда, бо дамидани субҳ нопадид шуда, монанди ғизолҳо ба хонаҳояшон медароянд-
(17) ва савганд меҳӯрам ба оғози шаб вақте биёяд ва анҷоми шаб вақте биравад-
(18) ва савганд меҳӯрам ба субҳ вақте нураш барояд ва бидамад, -
(19) яқинан Қуръон Каломи Парвардигор буда, онро фариштаи иззатманд (**Ҷибрил**) ба Паёмбар Муҳаммад (с) мерасонад,-
(20) фариштаи нерӯманди назди Худои Соҳиби тахти азим дорои мақоми баланд,-
(21) фариштаи аз сӯи аҳли осмон итоатшавандаи дар расонидани пайғоми Худо амонатдор. Ҷибрил амини ваҳйи Парвардигор аст.
(22) Ва дӯсти шумо Муҳаммад (с), ки хирадмандӣ, амонатдорӣ ва ростқавлиашро медонед, девона нест. Шумо ӯро тӯҳмат мезанед.
(23) Ва ба дурустӣ ки Паёмбар Муҳаммад (с) Ҷибрилро ба сурати аслиаш дар уфуқи ошкори осмон дидааст.
(24) Ва Муҳаммад (с) нисбат ба шумо дар расонидани фармонҳои Худо бухл намеварзад ва монанди фолбинон дар ивази кораш аз шумо музд намехоҳад.
(25) Ва Қуръон Каломи Шайтони рондашуда нест.
(26) Пас, шумо баъд аз овардани ин ҳуҷҷатҳо барои инкори Қуръон чӣ роҳеро пеш мегиред ва ба куҷо меравед?!
(27) Ҳаққо, ки Қуръон барои инсонҳо ва ҷинҳо панди бузург аст,-
(28) барои он касе аз шумо, ки дар роҳи рост буданро бихоҳад.
(29) Ва шумо чизеро намехоҳед, магар ин ки Аллоҳи Парвардигори ҷаҳониён онро аз шумо бихоҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Рӯзи растохез ҳар кас бо ҳамнавъи худ ҷамъ мешавад;

2.Вақте Худо духтараки зулман кушташударо мавриди пурсиш қарор диҳад, пас пурсиши кушандааш чӣ гуна мешавад?! Аз ин маълум мегардад, ки саҳнаи он рӯз ниҳоят мудҳиш аст;

3.Хости банда тобеи хости Парвардигор аст.




سُورَةُ الانفِطَارِ — ترتيبها ٨٢ — آياتها ١٩

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

إِذَا السَّمَاءُ انفَطَرَتْ ﴿١﴾ وَإِذَا الْكَوَاكِبُ انتَثَرَتْ ﴿٢﴾ وَإِذَا الْبِحَارُ
فُجِّرَتْ ﴿٣﴾ وَإِذَا الْقُبُورُ بُعْثِرَتْ ﴿٤﴾ عَلِمَتْ نَفْسٌ مَّا قَدَّمَتْ
وَأَخَّرَتْ ﴿٥﴾ يَا أَيُّهَا الْإِنسَانُ مَا غَرَّكَ بِرَبِّكَ الْكَرِيمِ ﴿٦﴾ الَّذِي
خَلَقَكَ فَسَوَّاكَ فَعَدَلَكَ ﴿٧﴾ فِي أَيِّ صُورَةٍ مَّا شَاءَ رَكَّبَكَ ﴿٨﴾
كَلَّا بَلْ تُكَذِّبُونَ بِالدِّينِ ﴿٩﴾ وَإِنَّ عَلَيْكُمْ لَحَافِظِينَ ﴿١٠﴾ كِرَامًا
كَاتِبِينَ ﴿١١﴾ يَعْلَمُونَ مَا تَفْعَلُونَ ﴿١٢﴾ إِنَّ الْأَبْرَارَ لَفِي نَعِيمٍ ﴿١٣﴾ وَإِنَّ
الْفُجَّارَ لَفِي جَحِيمٍ ﴿١٤﴾ يَصْلَوْنَهَا يَوْمَ الدِّينِ ﴿١٥﴾ وَمَا هُمْ عَنْهَا بِغَائِبِينَ
﴿١٦﴾ وَمَا أَدْرَاكَ مَا يَوْمُ الدِّينِ ﴿١٧﴾ ثُمَّ مَا أَدْرَاكَ مَا يَوْمُ الدِّينِ
﴿١٨﴾ يَوْمَ لَا تَمْلِكُ نَفْسٌ لِّنَفْسٍ شَيْئًا ۖ وَالْأَمْرُ يَوْمَئِذٍ لِّلَّهِ ﴿١٩﴾

الحزب ٥٩

سُورَةُ الْمُطَفِّفِينَ — ترتيبها ٨٣ — آياتها ٣٦

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَيْلٌ لِّلْمُطَفِّفِينَ ﴿١﴾ الَّذِينَ إِذَا اكْتَالُوا عَلَى النَّاسِ يَسْتَوْفُونَ ﴿٢﴾
وَإِذَا كَالُوهُمْ أَو وَّزَنُوهُمْ يُخْسِرُونَ ﴿٣﴾ أَلَا يَظُنُّ أُولَٰئِكَ أَنَّهُم مَّبْعُوثُونَ ﴿٤﴾



## СУРАИ “ИНФИТОР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ НУЗДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо зикри ҳаводиси қиёмат, ки низоми коинот барҳам мехӯрад ва ҳолати мавҷудот дигаргун мешавад, тасвир кардани даҳшатҳои он рӯз.

**Тафсир:**

1 Чун осмон барои нузули фариштагон рахна гардад-
2 ва чун ситорагон аз ҳам пош хӯрда, бирезанд
3 ва чун дарёҳо кушода шуда ва бо якдигар омехта шаванд
4 ва чун гӯрҳо барои зиндасозии мурдагон зеру рӯ карда шаванд,
5 он замон ҳар касе он амалеро, ки пешопеш фиристодааст ва он амалеро, ки ба таъхир гузошта, анҷом надодааст, медонад.
6 Эй инсони кофир! Чӣ туро нисбат ба Парвардигорат фирефта гардондааст, ки бар хилофи фармонаш кор мекунӣ?! Оё фирефтаи он гаштаӣ, ки Парвардигорат аз лутфаш бароят мӯҳлат дода, дарҳол туро муҷозот накардааст?!
7 Парвардигоре, ки туро аз нестӣ ҳаст карда, пас дурустандомат сохта, пас аъзои баданатро ба якдигар мутаносиб намуда, қомататро рост гардондааст.[1]
8 Ба ҳар шакле, ки хост, туро офаридааст. Аз рӯи лутфаш туро ба сурати инсон халқ карда, мисли хару бӯзинаю саг ва ғайра наофаридааст.
9 Эй фирефтагон! Ҳаргиз кор чунончи шумо тасаввур доред, нест! Балки шумо рӯзи ҷазоро дурӯғ мешуморед ва бо имону амали шоиста барои он омода намешавед.
10 Ва бегумон бар шумо фариштагони нигаҳбони аъмол гузошта шудааст,-
11 фариштагони назди Худо арҷманди нависандагони аъмол.
12 Ҳар он чи анҷом медиҳед, онро медонанд ва менависанд.
13 Ҳаққо, ки некӯкорон рӯзи қиёмат дар биҳишти абадӣ ҳастанд.
14 Ва ҳаққо, ки бадкорон рӯзи қиёмат дар дӯзахи абадӣ ҳастанд.
15 Онҳо рӯзи ҷазо вориди дӯзах мегарданд ва сахт ҷазо мебинанд.
16 Ва онҳо ҳаргиз аз дӯзах хориҷ намешаванд, балки дар он абадӣ мемонанд.
17 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки рӯзи ҷазо чист?!
18 Сипас чӣ туро огоҳ сохтааст, ки рӯзи ҷазо чист?!
19 Рӯзе, ки ҳеҷ кас қудрате надорад, ки ба касе суд расонад. Ва он рӯз ҳамаи корҳо танҳо дар ихтиёри Худо аст. Ҳар он чи бихоҳад, анҷом медиҳад.

## СУРАИ “МУТАФФИФИН”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ СИВУ ШАШ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Мавриди таваҷҷӯҳ қарор додани ҳолати мардум дар тиҷорат ва мақомашон дар қиёмат, то аз тарозӯ камкунандагон ва таксибгарон бо уқубат таҳдид шаванд ва мӯъмини нотавон тасаллӣ ёбанд.

**Тафсир:**

1 Вой бар ҳоли камкунандагон, ки ҳалокат ва хасорат мебинанд,
2 Он касоне, ки вақте аз мардум чизеро барои хеш бо паймона (**ё бо вазн**) чен мекунанд, ҳаққашонро ба пуррагӣ мегиранд.
3 Ва вақте ки ба мардум чизеро паймона ё вазн мекунанд, дар он паймона ва вазн зиён мерасонанд ва аз он мекунанд. Сокинони Мадинаи Мунаввара замони ҳиҷрати Паёмбар (с) ҳамин гуна буданд.
4 Оё содиркунандагони ин маъсияти азим дар бораи он ки ба сӯи Худо барангехта мешаванд, яқин надоранд?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Барҳазар намудани бандагон аз ғуруре, ки сабаби пайравӣ аз хостаҳои нафс мегардад;

2.Ҳирс, махсусан дар тиҷорат аз ҷумлаи ахлоқи зишт буда, аз он танҳо бандагони худотарс солим мемонанд;

3.Ба ёд овардани қиёмат бузургтарин василаи боз доштани банда аз маъсият аст.

1. Калимаи “سوى” ба маънои **росту солим гардондан** ва калимаи “عدل” ба маънои **эҷоди таносуб байни аъзои бадан** ба мисли таносуби ду даст, ду пой, ду чашм, сурати чеҳра ва монанди он аст. Яъне, Худованд хилқати инсонро бидуни халал офарида ва аъзои баданашро аз ҳам мутафовит насохта аст. (**Мутарҷим**)

5 Магар онҳо яқин надоранд, ки дар[1] рӯзи бағоят бузурги қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани подош зинда карда мешаванд?! Қиёмат рӯзи ниҳоят даҳшатнок аст.
6 Рӯзе, ки мардум дар ҳузури Парвардигори тамоми халоиқ рост мешаванд, то мавриди пурсуҷӯ қарор гиранд.
7 Ҳаргиз кор чунончи шумо мепиндоред, ки гӯё баъди марг зинда гаштан вуҷуд надорад, нест! Ба дурустӣ ки номаи аъмоли кофирон ва мунофиқон дар ҷое бо номи “**Сиҷҷин**”, дар поёнтарин табақаи замин аст.
8 Ва эй Паёмбар, туро чӣ огоҳ сохтааст, ки “**Сиҷҷин**” чист?!
9 Номаи аъмолашон тавре навишта шудааст, ки ҳаргиз аз байн намеравад ва каму зиёд намешавад.[2]
10 Он рӯз вой бар ҳоли таксибкунандагон, ки хасорат мебинанд ва ҳалок мегарданд.-
11 Он касоне, ки рӯзи ҷазои аъмолро дурӯғ медонанд.
12 Ва он рӯзи ҷазоро танҳо касе дурӯғ мешуморад, ки аз марзҳои гузоштаи Худо таҷовузкор буда, бисёр содиркунандаи гуноҳ аст.
13 Чун бар ӯ оятҳои Мо, ки бар Паёмбарамон (с) нозил шудааст, хонда шавад, мегӯяд: “**Ин суханон қиссаҳои умматҳои собиқ буда, каломи Худо нестанд.**”
14 Ҳаргиз кор чунончи таксибгарон тасаввур доранд, нест! Балки гуноҳони кардаашон бар ақлҳояшон ғолиб гашта, онро тира сохтааст. Барои ҳамин ҳақиқатро намебинанд.
15 Яқинан онҳо рӯзи қиёмат аз дидори Парвардигори худ маҳрум мегарданд.
16 Сипас онҳо дохили дӯзах мегарданд ва ҷазои сахт мебинанд.
17 Сипас бо сарзаниш ба онҳо гуфта мешавад: “**Ин он азобест, ки вақте паёмбаратон шуморо аз он бохабар месохт, онро дурӯғ меҳисобидед.**”
18 Ҳаргиз кор чунончи шумо тасаввур доред, ки гӯё бозпурсӣ ва ҷазои аъмол вуҷуд надорад, нест! Бешак, номаи аъмоли некӯкорон дар “**Иллийийн**” аст.
19 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки “**Иллийийн**” чист?!
20 Ба дурустӣ ки номаи аъмолашон тавре навишта шудааст, ки ҳаргиз аз байн намеравад ва каму зиёд намегардад.
21 Ҳангоми эълони номаи аъмолашон фариштагони муқарраби ҳар як осмон ҳозир мешаванд.
22 Бегумон бандагони бисёр анҷомдиҳандаи ибодат рӯзи охират дар неъмати абадӣ қарор мегиранд.
23 Бар рӯи тахтҳои ороста такя зада, ба сӯи Парвардигорашон ва манзараҳои фараҳбахши ҷаннат менигаранд.
24 Чун ба бандагони тавсифшуда назар андозӣ, дар чеҳраҳояшон осори ҷамолу хуррамии неъматро мебинӣ.
25 Ходимонашон ба онҳо аз шаробе, ки бар зарфаш мухр ниҳода шудааст, менӯшонанд.
26 Аз оғоз то анҷоми он шароб ба машом бӯйи мушк мерасад. Ва бояд бандагони сабқаткунанда бо иҷрои амали солеҳ ва дурӣ аз гуноҳ барои касби ин подош сабқат кунанд.
27 Ва ин шароби бар зарфҳояш мухр ниҳодашуда аз оби чашмаи “**Тасним**” омехта шудааст.
28 “**Тасним**” чашмаи поке дар болотарин табақаи ҷаннат аст, ки аз он бандагони муқарраби даргоҳи Худо менӯшанд, аммо мӯъминони дигар аз омехташудаи он истеъмол мекунанд.
29 Ҳамоно гунаҳкорон дар дунё мӯъминонро тамасхур намуда, ба ҳолашон механдиданд.
30 Ва чун аз назди мӯъминон мегузаштанд, ба якдигар чашмакӣ мезаданд ва онҳоро масхара менамуданд.
31 Ва чун ба сӯи хонадонашон бармегаштанд, аз куфр ва таҳқири худ масрурона бармегаштанд.
32 Ва чун мӯъминонро медиданд, мегуфтанд: “**Бешак, ин ҷамоа бо тарки дини падаронашон аз роҳи дуруст гумроҳ шудаанд.**”
33 Ва ҳол он ки Худо онҳоро барои назорати амалҳои мӯъминон муваззаф накардааст, ки ҳаққи гуфтани ин суханро дошта бошанд.



لِيَوۡمٍ عَظِيمٖ ٥ يَوۡمَ يَقُومُ ٱلنَّاسُ لِرَبِّ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٦ كَلَّآ إِنَّ كِتَٰبَ
ٱلۡفُجَّارِ لَفِي سِجِّينٖ ٧ وَمَآ أَدۡرَىٰكَ مَا سِجِّينٞ ٨ كِتَٰبٞ مَّرۡقُومٞ ٩
وَيۡلٞ يَوۡمَئِذٖ لِّلۡمُكَذِّبِينَ ١٠ ٱلَّذِينَ يُكَذِّبُونَ بِيَوۡمِ ٱلدِّينِ ١١ وَمَا يُكَذِّبُ
بِهِۦٓ إِلَّا كُلُّ مُعۡتَدٍ أَثِيمٍ ١٢ إِذَا تُتۡلَىٰ عَلَيۡهِ ءَايَٰتُنَا قَالَ أَسَٰطِيرُ ٱلۡأَوَّلِينَ
١٣ كَلَّاۖ بَلۡۜ رَانَ عَلَىٰ قُلُوبِهِم مَّا كَانُواْ يَكۡسِبُونَ ١٤ كَلَّآ إِنَّهُمۡ عَن رَّبِّهِمۡ
يَوۡمَئِذٖ لَّمَحۡجُوبُونَ ١٥ ثُمَّ إِنَّهُمۡ لَصَالُواْ ٱلۡجَحِيمِ ١٦ ثُمَّ يُقَالُ هَٰذَا
ٱلَّذِي كُنتُم بِهِۦ تُكَذِّبُونَ ١٧ كَلَّآ إِنَّ كِتَٰبَ ٱلۡأَبۡرَارِ لَفِي عِلِّيِّينَ ١٨
وَمَآ أَدۡرَىٰكَ مَا عِلِّيُّونَ ١٩ كِتَٰبٞ مَّرۡقُومٞ ٢٠ يَشۡهَدُهُ ٱلۡمُقَرَّبُونَ ٢١
إِنَّ ٱلۡأَبۡرَارَ لَفِي نَعِيمٍ ٢٢ عَلَى ٱلۡأَرَآئِكِ يَنظُرُونَ ٢٣ تَعۡرِفُ فِي
وُجُوهِهِمۡ نَضۡرَةَ ٱلنَّعِيمِ ٢٤ يُسۡقَوۡنَ مِن رَّحِيقٖ مَّخۡتُومٍ ٢٥ خِتَٰمُهُۥ
مِسۡكٞۚ وَفِي ذَٰلِكَ فَلۡيَتَنَافَسِ ٱلۡمُتَنَٰفِسُونَ ٢٦ وَمِزَاجُهُۥ مِن
تَسۡنِيمٍ ٢٧ عَيۡنٗا يَشۡرَبُ بِهَا ٱلۡمُقَرَّبُونَ ٢٨ إِنَّ ٱلَّذِينَ أَجۡرَمُواْ كَانُواْ
مِنَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ يَضۡحَكُونَ ٢٩ وَإِذَا مَرُّواْ بِهِمۡ يَتَغَامَزُونَ ٣٠
وَإِذَا ٱنقَلَبُوٓاْ إِلَىٰٓ أَهۡلِهِمُ ٱنقَلَبُواْ فَكِهِينَ ٣١ وَإِذَا رَأَوۡهُمۡ قَالُوٓاْ
إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ لَضَآلُّونَ ٣٢ وَمَآ أُرۡسِلُواْ عَلَيۡهِمۡ حَٰفِظِينَ ٣٣


**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Гуноҳ бар қалб таъсири бағоят бад мерасонад;
2. Кофирон рӯзи қиёмат аз дидори Худо маҳруманд;
3. Тамасхури мӯъминон яке аз сифатҳои кофирон аст.

1. Пешоянди “ل” аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ “**Ломи тавқит**” аст. (**Мутарҷим**)
2. Имом Ибни Касир (р) дар тафсираш мегӯяд, ин оят шарҳи маънои “**Сиҷҷин**” нест. (**Мутарҷим**)


الجزء الثلاثون | سورة الانشقاق

فَٱلۡيَوۡمَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مِنَ ٱلۡكُفَّارِ يَضۡحَكُونَ ٣٤ عَلَى
ٱلۡأَرَآئِكِ يَنظُرُونَ ٣٥ هَلۡ ثُوِّبَ ٱلۡكُفَّارُ مَا كَانُواْ يَفۡعَلُونَ ٣٦

سُورَةُ ٱلانشِقَاقِ

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

إِذَا ٱلسَّمَآءُ ٱنشَقَّتۡ ١ وَأَذِنَتۡ لِرَبِّهَا وَحُقَّتۡ ٢ وَإِذَا ٱلۡأَرۡضُ مُدَّتۡ (الحزب ٥٩)
٣ وَأَلۡقَتۡ مَا فِيهَا وَتَخَلَّتۡ ٤ وَأَذِنَتۡ لِرَبِّهَا وَحُقَّتۡ ٥ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلۡإِنسَٰنُ إِنَّكَ كَادِحٌ إِلَىٰ رَبِّكَ كَدۡحٗا فَمُلَٰقِيهِ ٦ فَأَمَّا مَنۡ أُوتِيَ
كِتَٰبَهُۥ بِيَمِينِهِۦ ٧ فَسَوۡفَ يُحَاسَبُ حِسَابٗا يَسِيرٗا ٨ وَيَنقَلِبُ
إِلَىٰٓ أَهۡلِهِۦ مَسۡرُورٗا ٩ وَأَمَّا مَنۡ أُوتِيَ كِتَٰبَهُۥ وَرَآءَ ظَهۡرِهِۦ ١٠ فَسَوۡفَ
يَدۡعُواْ ثُبُورٗا ١١ وَيَصۡلَىٰ سَعِيرًا ١٢ إِنَّهُۥ كَانَ فِيٓ أَهۡلِهِۦ مَسۡرُورًا ١٣
إِنَّهُۥ ظَنَّ أَن لَّن يَحُورَ ١٤ بَلَىٰٓۚ إِنَّ رَبَّهُۥ كَانَ بِهِۦ بَصِيرٗا ١٥ فَلَآ أُقۡسِمُ
بِٱلشَّفَقِ ١٦ وَٱلَّيۡلِ وَمَا وَسَقَ ١٧ وَٱلۡقَمَرِ إِذَا ٱتَّسَقَ ١٨
لَتَرۡكَبُنَّ طَبَقًا عَن طَبَقٖ ١٩ فَمَا لَهُمۡ لَا يُؤۡمِنُونَ ٢٠ وَإِذَا قُرِئَ
عَلَيۡهِمُ ٱلۡقُرۡءَانُ لَا يَسۡجُدُونَ ۩ ٢١ بَلِ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ يُكَذِّبُونَ (سجدة)
٢٢ وَٱللَّهُ أَعۡلَمُ بِمَا يُوعُونَ ٢٣ فَبَشِّرۡهُم بِعَذَابٍ أَلِيمٍ ٢٤

٥٨٩

34 Пас, имрӯзи қиёмат мӯъминон ба ҳоли кофирон механданд, он гуна ки кофирон дар дунё ба ҳоли мӯъминон механдиданд.
35 Мӯъминон бар тахтҳои ороста такя зада, ба неъматҳои абадии ҷаннат менигаранд.
36 Бешак, кофирон рӯзи охират барои он чи дар дунё мекарданд, бо азоби сахт ҷазо дода мешаванд.

**СУРАИ "ИНШИҚОҚ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ БИСТУ ПАНҶ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо баёни он ки рӯзи қиёмат тамоми коинот таслим ва мутеи амри Парвардигор мегарданд, тасвир намудани саҳнаи даҳшатноки он рӯз.

**Тафсир:**

1 Чун осмон барои нузули фариштагон шикоф гардад-
2 ва ба фармони Парвардигораш гӯш фаро дода, итоат намояд ва бояд ҳам чунин кунад-
3 ва чун Худо заминро монанди кашидани пӯст бикашад-
4 ва чун ҳар чи дар зераш аз хазинаҳо ва мурдагон дорад, берун андозад ва аз он холӣ шавад-
5 ва ба фармони Парвардигораш гӯш фаро дода, итоат намояд ва бояд ҳам чунин кунад, он рӯз инсон бо аъмоли худ рӯбарӯ хоҳад шуд.[1]
6 Эй инсон! Ту то вақти лиқои Парвардигорат тавассути марг дар анҷоми амали нек ё бад талош меварзӣ, пас рӯзи қиёмат бо он амалат рӯбарӯ мегардӣ ва Парвардигорат туро ба подоши он мерасонад.

Чун Худо дар ояти қаблӣ амали инсонро ба таври мухтасар овард, дар оятҳои зерин ҳолати бандагонро дар охират зикр намуда гуфт:

7 Пас, аммо ҳар ки номаи аъмолаш ба дасти росташ дода шавад,-
8 яқинан Худо ӯро ба осонӣ бозпурсӣ мекунад. Корҳояшро ба вай нишон медиҳад, аммо муҷозоташ намекунад-
9 ва ба назди хонадон ва хешовандонаш дар ҷаннат хушҳолона бармегардад.
10 Ва аммо ҳар ки номаи аъмолаш аз ҷониби пушти сараш ба дасти чапаш дода шавад,-
11 пас бегумон бар алайҳи худ ҳалокатро мехонад-[2]
12 ва дохили оташ дӯзах мегардад.
13 Ҳамоно вай дар байни хонадон ва хешовандонаш дар дунё аз куфр ва гуноҳони худ хушҳол буд.
14 Зеро бешак вай гумон мекард, ки баъд аз марг дубора ба ҳаёт барнамегардад.[3]
15 Оре, ҳатман Худо чунончи бори нахуст халқаш намуд, дубора ӯро ба ҳаёт бармегардонад. Бидуни шакку тардид, Парвардигораш ба аҳволи вай Бино аст. Ҳеҷ чизе аз Ӯ пӯшида намемонад ва дар ивази ҳар як кор барояш ҷазо медиҳад.
16 Пас, савганд мехӯрам ба он сурхӣ, ки баъд аз ғуруби офтоб дар канораи осмон падид меояд.
17 ва савганд мехӯрам ба шаб ва он чи шаб онро дар худ ҷамъ кардааст-
18 ва савганд мехӯрам ба моҳ чун пурра гашта, ба моҳи тамом табдил ёбад, ки-
19 яқинан шумо мардум баъд аз як ҳолат бо ҳолати дигар рӯбарӯ хоҳед гашт.[4] Нахуст нутфа будед, пас хуни баста гаштед, баъдан пораи гӯшт шудед, сипас ба зиндагонии дунё қадам гузоштед, баъд аз ҳаёти ин дунё мемиред ва рӯзи қиёмат боз зинда мегардед.
20 Пас, ин кофиронро чӣ шудааст, ки ба Худои Ягона ва охират имон намеоранд?!
21 Ва чун бар онҳо Қуръон тиловат шавад, дар баробари Холиқи хештан саҷда намекунанд?!
22 Балки кофирон рисолати Паёмбарашонро дурӯғ мешуморанд.
23 Ва он чи дар қалбашон аз куфру ҳасад ва адовату туғён пинҳон медоранд, Худо онро беҳтар медонад. Ҳеҷ амали онҳо аз Ӯ махфӣ нест.
24 Пас, эй Паёмбар, онҳоро ба азоби дардовар "**башорат**" бидеҳ. Он азоб дар интизори эшон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Осмону замин тобеи Парвардигорашон ҳастанд;
2.Ҳар як инсон барои амали нек ё бад талош меварзад;
3.Нишонаи некбахтӣ дар рӯзи қиёмат бо дасти рост гирифтани номаи аъмол ва нишонаи тирабахтӣ бо дасти чап гирифтани он аст.

1. Азбаски муаллифони китоб ба ҷавоби зарфи замони "إذا" ишора накардаанд, онро бо истифода аз тафсири "**Ҷалолайн**" бо овардани "**...он рӯз ҳар як инсон...**" дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, аз рӯи ҳасрат ва таассуф "**Эй марг бар ман**" мегӯяд. (**Мутарҷим**)
3. Ин оят баёнгари иллати аз куфр ва гуноҳ хушҳол гаштани он бандаи тирабахт аст. (**Мутарҷим**)
4. Маънои "**لتركبن**" рӯбарӯ гаштан аст. (**Мутарҷим**)


الجُزْءُ الثَّلَاثُونَ — سُورَةُ البُرُوجِ

إِلَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَهُمْ أَجْرٌ غَيْرُ مَمْنُونٍۭ ٢٥

سُورَةُ البُرُوجِ — آيَاتُهَا ٢٢ — تَرْتِيبُهَا ٨٥

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلسَّمَآءِ ذَاتِ ٱلْبُرُوجِ ١ وَٱلْيَوْمِ ٱلْمَوْعُودِ ٢ وَشَاهِدٍ وَمَشْهُودٍ
٣ قُتِلَ أَصْحَٰبُ ٱلْأُخْدُودِ ٤ ٱلنَّارِ ذَاتِ ٱلْوَقُودِ ٥ إِذْ هُمْ عَلَيْهَا
قُعُودٌ ٦ وَهُمْ عَلَىٰ مَا يَفْعَلُونَ بِٱلْمُؤْمِنِينَ شُهُودٌ ٧ وَمَا نَقَمُوا۟
مِنْهُمْ إِلَّآ أَن يُؤْمِنُوا۟ بِٱللَّهِ ٱلْعَزِيزِ ٱلْحَمِيدِ ٨ ٱلَّذِى لَهُۥ مُلْكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۚ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ شَهِيدٌ ٩ إِنَّ ٱلَّذِينَ
فَتَنُوا۟ ٱلْمُؤْمِنِينَ وَٱلْمُؤْمِنَٰتِ ثُمَّ لَمْ يَتُوبُوا۟ فَلَهُمْ عَذَابُ جَهَنَّمَ وَلَهُمْ
عَذَابُ ٱلْحَرِيقِ ١٠ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَهُمْ
جَنَّٰتٌ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا ٱلْأَنْهَٰرُ ۚ ذَٰلِكَ ٱلْفَوْزُ ٱلْكَبِيرُ ١١ إِنَّ بَطْشَ
رَبِّكَ لَشَدِيدٌ ١٢ إِنَّهُۥ هُوَ يُبْدِئُ وَيُعِيدُ ١٣ وَهُوَ ٱلْغَفُورُ ٱلْوَدُودُ ١٤
ذُو ٱلْعَرْشِ ٱلْمَجِيدُ ١٥ فَعَّالٌ لِّمَا يُرِيدُ ١٦ هَلْ أَتَىٰكَ حَدِيثُ ٱلْجُنُودِ
١٧ فِرْعَوْنَ وَثَمُودَ ١٨ بَلِ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ فِى تَكْذِيبٍ ١٩ وَٱللَّهُ مِن
وَرَآئِهِم مُّحِيطٌۢ ٢٠ بَلْ هُوَ قُرْءَانٌ مَّجِيدٌ ٢١ فِى لَوْحٍ مَّحْفُوظٍۭ ٢٢

٥٩٠

25 Лекин он касоне, ки имон оварданд ва амалҳои солеҳ карданд, онҳоро подоши ногусастании ҷаннат аст.[1]

### СУРАИ "БУРУҶ"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ БИСТУ ДУ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Изҳор намудани нерӯю илми шомили Парвардигор ва таҳдиди озордиҳандагони мӯъминон ба азоби дардовари рӯзи қиёмат.

**Тафсир:**

1 Савганд ба осмони дорои манзилҳои офтобу моҳтоб ва дигар ситораҳо-
2 ва савганд ба рӯзи қиёмат, ки дар он ҷамъоварии кулли халоиқ ваъда шудааст-
3 ва савганд ба ҳар шоҳиде ба мисли паёмбарон, ки бар умматони хештан гувоҳӣ медиҳанд ва савганд ба ҳар нафаре ба мисли умматони паёмбарон, ки мавриди шаҳодат қарор мегирад.
4 Лаънат шуданд он касоне, ки дар замин хандақҳо канданд.
5 Онҳо дар он хандақҳо оташ афрӯхтанд ва мӯъминонро дар он андохтанд.
6 Вақте онҳо дар атрофи хандақҳои пур аз оташ нишаста буданд, ҳамон вақт мавриди лаънати Худо қарор гирифтанд.[2]
7 Ва онҳо бар он чи дар ҳаққи мӯъминон аз азобу шиканҷа анҷом медоданд, шоҳид буданд. Зеро дар онҷо ҳузур доштанд.
8 Ва он кофирон дар мӯъминон ҳеҷ айберо намедиданд, магар он ки мӯъминон ба Парвардигори ҳамеша Ғолиби дар ҳама ҳолат Сутуда имон доштанд.
9 Он Зоте, ки подшоҳии осмонҳо ва замин танҳо аз Ӯст. Ва Худо бар ҳама чиз Огоҳ аст. Ҳеҷ амали бандагон аз Ӯ махфӣ нест.
10 Ҳамоно он касоне, ки мардони боимон ва занони боимонро ба василаи оташ шиканҷа намуданд, то онҳоро аз имон ба Худои Ягона баргардонанд, сипас аз гуноҳонашон тавба накарданд, пас рӯзи қиёмат онҳоро азоби ҷаҳаннам ва онҳоро азоби оташи сӯзон аст. Ин дар ивази он амалест, ки нисбат ба мӯъминон раво диданд.
11 Бешак, он касоне, ки имон оварданд ва амалҳои солеҳ карданд, онҳоро бӯстонҳоест, ки аз зери дарахтҳо ва қасрҳои он бӯстонҳо рӯдҳо ҷорӣ мебошад. Ин подоши мазкур растагории ниҳоят бузург аст. Ҳеҷ чиз ба он баробар намешавад.
12 Бегумон азоби[3] Парвардигорат нисбат ба золимон ва саркашон /**агарчи як муддат ба онҳо мӯҳлат медиҳад**/ ниҳоят сахт аст.
13 Ҳамоно дар дунё Ӯ офаринишро оғоз мекунад ва рӯзи қиёмат дубора онро бармегардонад.
14 Ва Ӯ Бахшандаи гуноҳи тавбакорон, Дӯстдори парҳезкорон аст.
15 Соҳиби Аршу Дорои Зоту сифоти боазамат аст.
16 Ҳар чи хоҳад, анҷом медиҳад. Ҳар киро хоҳад, мебахшад ва ҳар киро хоҳад, укубат менамояд. Касе Ӯро дар ҳеҷ кор маҷбур намекунад.
17 Эй Паёмбар! Оё ба ту хабари сипоҳиёне, ки бар зидди ҳақ дар як ҷабҳа қарор доштанд, омадааст?!
18 Хабари Фиръавн ва Самуди қавми Солеҳ?!
19 Монеи имони кофирон он нест, ки гӯё аз саргузашти умматҳои собиқ хабар надоранд ва ҳалок гаштани онҳоро намедонанд. Балки онҳо бо пайравӣ аз хостаи нафсашон рисолати Паёмбарашонро дурӯғ мешуморанд.
20 Ва Худо аъмоли онҳоро аз пушти сарашон иҳота кардааст.[4] Ҳеҷ амалашон аз Ӯ дур нест ва дар ивази ҳар як амал подош мегиранд.
21 Ин Китоб чунончи кофирон мегӯянд, шеъру ҷоду ё чизи дигар нест, балки он Қуръони бошарофат ва боазамат аст.
22 Он дар Лавҳи аз тағйирот ва каму зиёдшавӣ маҳфуз ҷой дорад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Мӯъмин ба андозаи имонаш озмуда мешавад;
2. Муқаддам гузоштани саломатии имон аз саломатии бадан яке аз нишонаҳои наҷот дар рӯзи охират аст;
3. Тавбаи самимӣ гуноҳони гузаштаро маҳв месозад.

1. Имом Алӯсӣ (р) мегӯяд, истиснои ин оят аз лиҳози наҳви забони арабӣ метавонад муттасил ва мунқатеъ бошад. Дар сурати якум калимаи "إلا" ба маънои "**лекин**" шарҳ дода мешавад. Аммо дар сурати дуюм он ба маънои "**магар**" боқӣ монда, аз ояти қаблӣ истисно шуда, маънои оят чунин аст: "**Кофиронро ба азоби дарднок мужда бидеҳ, магар он кофироне, ки имон оварданд ва амали солеҳ карданд. Онҳоро подоши ногусастанӣ аст.**" Вале бо далели хотимаи оят маънои якум беҳтар аст. (**Мутарҷим**)

2. Имом Алӯсӣ (р) мегӯяд, калимаи "إذ" зарфи замон буда, ба феъли "لعن"-и тааллуқ дорад. Дар тарҷума аз ин раъй истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

3. Дар тарҷумаи калимаи "بطش" ба маънои "**азоб**" аз тафсири Имом Наср ибни Муҳаммади Самарқандӣ истифода намудам. Зеро калимаи мазкур маҳз дар ҳамин китоб ба таври возеҳ ва ба тарҷума муносибтар шарҳ дода шуда аст. (**Мутарҷим**)

4. Мақсад аз иҳота кардан аз пушти сар он аст, ки онҳо роҳи гурез надоранд. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ الطَّارِقِ
آيَاتُهَا ١٧ تَرۡتِيبُهَا ٨٦

بِسۡمِ اللَّهِ الرَّحۡمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَالسَّمَآءِ وَالطَّارِقِ ١ وَمَآ أَدۡرَىٰكَ مَا الطَّارِقُ ٢ النَّجۡمُ الثَّاقِبُ
٣ إِن كُلُّ نَفۡسٖ لَّمَّا عَلَيۡهَا حَافِظٞ ٤ فَلۡيَنظُرِ الۡإِنسَٰنُ مِمَّ خُلِقَ ٥
خُلِقَ مِن مَّآءٖ دَافِقٖ ٦ يَخۡرُجُ مِنۢ بَيۡنِ الصُّلۡبِ وَالتَّرَآئِبِ ٧ إِنَّهُۥ عَلَىٰ
رَجۡعِهِۦ لَقَادِرٞ ٨ يَوۡمَ تُبۡلَى السَّرَآئِرُ ٩ فَمَا لَهُۥ مِن قُوَّةٖ وَلَا نَاصِرٖ
١٠ وَالسَّمَآءِ ذَاتِ الرَّجۡعِ ١١ وَالۡأَرۡضِ ذَاتِ الصَّدۡعِ ١٢ إِنَّهُۥ
لَقَوۡلٞ فَصۡلٞ ١٣ وَمَا هُوَ بِالۡهَزۡلِ ١٤ إِنَّهُمۡ يَكِيدُونَ كَيۡدٗا ١٥
وَأَكِيدُ كَيۡدٗا ١٦ فَمَهِّلِ الۡكَٰفِرِينَ أَمۡهِلۡهُمۡ رُوَيۡدَۢا ١٧

سُورَةُ الأَعۡلَىٰ
آيَاتُهَا ١٩ تَرۡتِيبُهَا ٨٧

بِسۡمِ اللَّهِ الرَّحۡمَٰنِ الرَّحِيمِ

سَبِّحِ اسۡمَ رَبِّكَ الۡأَعۡلَى ١ الَّذِي خَلَقَ فَسَوَّىٰ ٢ وَالَّذِي قَدَّرَ فَهَدَىٰ
٣ وَالَّذِيٓ أَخۡرَجَ الۡمَرۡعَىٰ ٤ فَجَعَلَهُۥ غُثَآءً أَحۡوَىٰ ٥ سَنُقۡرِئُكَ
فَلَا تَنسَىٰٓ ٦ إِلَّا مَا شَآءَ اللَّهُۚ إِنَّهُۥ يَعۡلَمُ الۡجَهۡرَ وَمَا يَخۡفَىٰ ٧ وَنُيَسِّرُكَ
لِلۡيُسۡرَىٰ ٨ فَذَكِّرۡ إِن نَّفَعَتِ الذِّكۡرَىٰ ٩ سَيَذَّكَّرُ مَن يَخۡشَىٰ ١٠



## СУРАИ “ТОРИҚ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ҲАБДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Нишон додани назорат ва қудратмандии Худо бар бандагон.

**Тафсир:**

(1) Савганд ба осмон ва ситорагони дар шаб ошкоршаванда.[1]
(2) Ва эй Паёмбар, туро чӣ огоҳ сохтааст, ки ин ситорагони бузург чӣ ҳастанд?!
(3) Онҳо ситорагонеанд, ки бо нури дурахшони худ торикии шабро сурох месозанд.[2]
(4) Ҳеҷ нафаре нест, магар ин ки Парвардигор бар вай фариштаи нигаҳбонеро вобаста кунонидааст, то амалҳояшро барои ҳисоби рӯзи қиёмат ҳифз намояд.
(5) Пас, бояд ҳар як инсон дар бораи он ки Худо ӯро аз чӣ офаридааст, биандешад, то қудрати Офаридгор ва аҷзи худро дарк кунад.
(6) Худо ӯро аз оби ҷаҳандаи дар раҳми зан резанда офаридааст.
(7) Он оби ҷаҳанда аз миёни камари мард ва устухонҳои синаи зан берун меояд.
(8) Ҳамоно Парвардигор бар баргардондани инсон баъд аз маргаш Қодир аст. Он Зоте, ки бори нахуст ӯро аз оби нутфа халқ кардааст, тавонмандии онро дорад, ки боз зиндааш созад, то мавриди бозпурсӣ қарор гирифта, ба ҷазои кирдораш бирасад.
(9) Рӯзе, ки пӯшидаҳои қалб аз эътиқодот, ниятҳо ва ғайра озмуда ва кашф гардида, фосид ва солеҳи он ҷудо мешавад.
(10) Пас, инсон дар он рӯз ҳеҷ қувват ва мададрасоне надорад, ки бо такя бар он аз уқубат раҳоӣ ёбад.
(11) Савганд ба осмони дорои борон. Борон аз сӯи осмон гаштаю баргашта фурӯ мерезад.
(12) Ва савганд ба замине, ки бо рӯйидани наботот мешикофад.
(13) Яқинан Қуръон каломи ҷудосозандаи ҳақиқат аз ботил ва рост аз дурӯғ аст.
(14) Ва он бозӣ ва ботил нест, балки каломи ҷиддӣ ва ҳақ аст.
(15) Бешак, таксибгарони рисолати Паёмбар Муҳаммад (с) дасисаи бисёр мекунанд, то пеши роҳи даъваташро бигиранд.
(16) Ва Ман барои ғолиб гардонидани дин ва барҳам задани ботил муқобили дасисаи онҳо тадбири сахт мекунам.
(17) Пас, эй Паёмбар, ба ин кофирон мӯҳлат дода, онҳоро андаке раҳо намо. Аз Худо маталаб, ки зуд ҳалокашон созад. Зеро Ӯ нисбат ба душманони даъватат тадбири Худро дорад ва чун вақташ фаро расад, онро амалӣ месозад.

## СУРАИ “АЪЛО”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ НУЗДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Хотиррасон кардани нафсҳо ба волотарин лутфи Худо, алоқаманд гардонидани он ба ҳаёти охират ва пок сохтанаш аз шефтагӣ ба дунё.

**Тафсир:**

(1) Парвардигори Воломақоми худро бо зикри номаш аз ҳар айбу нуқсон ба покӣ ёд кун.
(2) Он Зоте, ки инсонро офарида, пас офариниши ӯро росту дуруст ва бехалал сохтааст.[3]
(3) Ва Он Зоте, ки ҷинс, навъ ва сифатҳои махлуқотро андозагирӣ карда, пас ҳар якеи онро ба он чи муносиб аст, раҳнамоӣ намудааст.
(4) Ва Он Зоте, ки аз замин барои чаҳорпоён гиёҳони чарогоҳро берун овардааст.
(5) Пас, онро баъди сабзрангӣ хушкидаи моил ба сиёҳӣ гардонидааст.
(6) Эй Паёмбар! Мо яқинан Қуръонро ба сурати пайваста[4] бар ту мехонем ва онро дар қалбат ҷойгир месозем, пас ҳаргиз фаромӯшаш намекунӣ. Вақте ки Ҷабраил Қуръон хонад, ҳамроҳаш дар тиловати он сабқат макун, он гуна ки дар гузашта ба хотири адами фаромӯшии он чунин мекардӣ.
(7) Ба ҷуз он чи Худо барои ҳикмате мехоҳад онро фаромӯш созӣ.[5] Ба дурустӣ, Худо ошкор ва ниҳонро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.
(8) Ва бароят анҷоми корҳоеро, ки боиси розигии Худо гашта, туро вориди ҷаннат мегардонад, осон мекунем.
(9) Модом ки чунин аст, пас мардумро бо Қуръон панд бидеҳ, агар панд ба онҳо суд бахшад.
(10) Бегумон аз суханонат ҳар ки аз Худо метарсад, панд мегирад. Зеро маҳз бандаи худотарс аз он манфиат мебарад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Фариштагони махсус амалҳои нек ва бади бандагонро назорат мекунанд, то рӯзи қиёмат мавриди бозпурсӣ қарор гиранд;
2.Макри кофирон дар баробари тадбири Худо ночиз аст;
3.Тарси Худо соҳибашро ба панд гирифтан водор месозад.

1. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, асли вожаи “الطـــــــارق” ба маънои **кӯбанда** аст. Арабҳо одат доштанд, ки вақте шабонгоҳ меҳмон меомад, санг ё мехро мекӯбид, то соҳибхона огоҳ шавад ва ӯро меҳмон гирад. Калимаи “**кӯфтан**” ба тариқи маҷози мурсал ба маънои шабонгоҳ фуруд омадан аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи “الـــــــــــثاقب” дар асли маъно “**сурох кардани чизи ҷамъомада**”-ро гӯянд. Ситорагон дар ин оят ба меху мисли он ва зуҳури нурашон дар шаб ба зоҳиршавии мех аз тарафи дигари (масалан) тахтаи дар он фурӯрафта ташбеҳ шуда аст. Инҷо ба тариқи истиора ба маънои зуҳури нур дар дили шаб аст. (**Мутарҷим**)
3. Дар ҳошияи ояти 7-уми сураи “**Инфитор**” шарҳи ҷумлаи ба ин оят монанд гузашта аст. (**Мутарҷим**)
4. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, ҳарфи “س” дар ин оят барои ифодаи **давомнокӣ** ва **таъкид** аст. Дар тарҷума аз ин шарҳ истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
5. Монанди оятҳои мансухшуда (**Мутарҷим**)

وَيَتَجَنَّبُهَا ٱلۡأَشۡقَى ١١ ٱلَّذِي يَصۡلَى ٱلنَّارَ ٱلۡكُبۡرَىٰ ١٢ ثُمَّ لَا يَمُوتُ
فِيهَا وَلَا يَحۡيَىٰ ١٣ قَدۡ أَفۡلَحَ مَن تَزَكَّىٰ ١٤ وَذَكَرَ ٱسۡمَ رَبِّهِۦ فَصَلَّىٰ ١٥
بَلۡ تُؤۡثِرُونَ ٱلۡحَيَوٰةَ ٱلدُّنۡيَا ١٦ وَٱلۡأٓخِرَةُ خَيۡرٞ وَأَبۡقَىٰٓ ١٧ إِنَّ
هَٰذَا لَفِي ٱلصُّحُفِ ٱلۡأُولَىٰ ١٨ صُحُفِ إِبۡرَٰهِيمَ وَمُوسَىٰ ١٩

آياتها ٢٦ — سُورَةُ الغَاشِيَةِ — ترتيبها ٨٨

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

هَلۡ أَتَىٰكَ حَدِيثُ ٱلۡغَٰشِيَةِ ١ وُجُوهٞ يَوۡمَئِذٍ خَٰشِعَةٌ ٢ عَامِلَةٞ
نَّاصِبَةٞ ٣ تَصۡلَىٰ نَارًا حَامِيَةٗ ٤ تُسۡقَىٰ مِنۡ عَيۡنٍ ءَانِيَةٖ ٥ لَّيۡسَ
لَهُمۡ طَعَامٌ إِلَّا مِن ضَرِيعٖ ٦ لَّا يُسۡمِنُ وَلَا يُغۡنِي مِن جُوعٖ ٧ وُجُوهٞ
يَوۡمَئِذٖ نَّاعِمَةٞ ٨ لِّسَعۡيِهَا رَاضِيَةٞ ٩ فِي جَنَّةٍ عَالِيَةٖ ١٠ لَّا تَسۡمَعُ
فِيهَا لَٰغِيَةٗ ١١ فِيهَا عَيۡنٞ جَارِيَةٞ ١٢ فِيهَا سُرُرٞ مَّرۡفُوعَةٞ ١٣ وَأَكۡوَابٞ
مَّوۡضُوعَةٞ ١٤ وَنَمَارِقُ مَصۡفُوفَةٞ ١٥ وَزَرَابِيُّ مَبۡثُوثَةٌ ١٦ أَفَلَا يَنظُرُونَ
إِلَى ٱلۡإِبِلِ كَيۡفَ خُلِقَتۡ ١٧ وَإِلَى ٱلسَّمَآءِ كَيۡفَ رُفِعَتۡ ١٨ وَإِلَى
ٱلۡجِبَالِ كَيۡفَ نُصِبَتۡ ١٩ وَإِلَى ٱلۡأَرۡضِ كَيۡفَ سُطِحَتۡ ٢٠
فَذَكِّرۡ إِنَّمَآ أَنتَ مُذَكِّرٞ ٢١ لَّسۡتَ عَلَيۡهِم بِمُصَيۡطِرٍ ٢٢



11 Ва кофир аз панду насиҳат дурӣ меҷӯяд ва ба он нафрат дорад. Зеро мункири Худо дар қиёмат тирабахттарин шахс аст, чунки вай дар дар онҷо вориди ҷаҳаннам мешавад.
12 Он касе, ки ба оташи бузургтарин медарояд ва аз уқубати он абадӣ ранҷ мебарад.[1]
13 Сипас дар дӯзах ҷовидон меистад ва на дар онҷо мемирад, то аз уқубаташ раҳоӣ ёбад ва на ба хушӣ зинда мемонад.
14 Бешак, ҳар ки аз ширку маъсият пок шавад, растагор гашта, ба муроди хеш мерасад.
15 Ва Парвардигорашро бо навъҳои гуногуни зикр ба ёд орад, пас намозашро ба таври зарурӣ барпо дорад.
16 Вале шумо[2] роҳи пок сохтани нафсро пеш намегиред,[3] балки ҳаёти ин дунёро аз охират муқаддам мегузоред, ҳол он ки байни он ду тафовути ниҳоят бузург мавҷуд аст.
17 Яқинан охират аз дунё ва лаззатҳои фанопазири он беҳтар ва пояндатар аст. Чунки неъматҳои он абадии беинтиҳо мебошад.
18 Ҳамоно он чи ба шумо аз фармонҳо ва ахбор зикр кардем, дар саҳифаҳои қаблан нозилшуда буд.
19 Дар саҳифаҳое, ки бар Иброҳим ва Мӯсо (а) нозил гаштааст.

## СУРАИ "ҒОШИЯ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН ДОРОИ БИСТУ ШАШ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ёдоварии инсонҳо ба саҳнаҳои қудрати илоҳӣ вобаста ба уқубат ва бахшидани неъмат ва низ хотиррасон сохтани хуҷҷатҳои он дар олами мавҷудот, то бандагон аз азоби илоҳӣ ҳаросида, ба раҳматаш умедвор шаванд.

### Тафсир:

1 Эй Фиристодаи Худо! Оё ба ту хабари қиёмат, ки бо даҳшаташ мардумро фаро хоҳад гирифт, омадааст?!
2 Рӯзи қиёмат бандагон ба тоифаи тирабахту некбахт ҷудо гашта, тирабахтон хор мебошанд.
3 Тирабахтон ҳамеша гирифтори корҳои машаққатовар буда, дар ранҷу азобанд. Бо завлонаҳо ба сӯи оташи дӯзах кашида мешаванд.
4 Ба оташи ниҳоят пурҳарорат медароянд ва азоб мекашанд.[4]
5 Ба онҳо аз оби чашмаи бағоят сӯзон нӯшонида мешавад.
6 Онҳо барои хӯрдан таоме ҷуз "**Зариъ**" надоранд. Он бадтарин ва бӯйноктарин навъи гиёҳ бо номи "**Шибриқ**" аст. Баъди хушк шудан ба заҳр табдил меёбад.
7 Истеъмолкунандаашро фарбеҳ намегардонад ва гурӯснагиашро бартараф намесозад.
8 Ва некбахтон дар он рӯз соҳиби неъмат ва тобону шодонанд.
9 Аз амалҳои солеҳи дар дунё анҷомдодаи хеш хушҳоланд. Чунки ҷазои онро чанд баробар бештар ба даст меоранд.
10 Дар бӯстонҳои баландмакони баландмақом қарор мегиранд.
11 Дар онҷо сухани ботил ва беҳуда намешунаванд.
12 Дар онҷо чашмаҳои ҷорӣ аст. Аҳли ҷаннат он чашмаҳоро ба ҳар куҷо хоҳанд, ҳамроҳашон мебаранд ва ба сурати дилхоҳашон аз он истифода менамоянд.
13 Дар онҷо тахтҳои баланд аст.
14 Ва барои нӯшидани нӯшобаҳо қадаҳҳо гузошта шудааст.
15 Ва болинҳои паҳлӯи ҳам чида шудааст.
16 Ва фаршҳои инҷо ва онҷо паҳн карда шудааст.

Чун Худо дар оятҳои пешин тафовути некбахтон ва тирабахтонро дар охират зикр кард, дар оятҳои зерин таваҷҷӯҳи кофиронро ба сӯи осори қудраташ ҷалб месозад, то дар ин бобат андешида, имон оранд ва дохили ҷаннат шуда, ба зумраи некбахтон бипайванданд.

17 Оё ин кофирон ба шутурон бо тааммул наменигаранд, ки Худо онҳоро чӣ гуна офарида, тобеи инсонҳо кардааст?!
18 Ва оё ба сӯи осмон бо тааммул наменигаранд, ки Худо чӣ гуна онро бардошта, ҳамчун **сақфи маҳфуз**[5] сохт ва бар сари инсонҳо сукут намекунад?!
19 Ва оё бо тааммул ба сӯи кӯҳҳо наменигаранд, ки Худо чӣ гуна онҳоро дар замин насб намуд, то замин инсонҳоро ба ларза наорад?!
20 Ва оё бо тааммул ба сӯи замин наменигаранд, ки чӣ гуна Худо онро густаронид ва барои сукунати инсонҳо омодааш кард?!

Худо баъди он ки дар оятҳои мазкур диққати кофиронро ба осори қудраташ ҷалб намуд, дар ояти зерин Паёмбарашро мухотаб қарор дода гуфт:

21 Эй Паёмбар! Модом ки чунин аст, пас онҳоро панд бидеҳ ва аз уқубати Худо битарсон. Зеро ту бегумон пандидиҳанда ҳастӣ.[6] Вазифаи ту аз насиҳати мардум иборат аст. Тавфиқи ҳидоят ба сӯи имон танҳо дар ихтиёри Парвардигор аст.
22 Ту бар онҳо мусаллат нестӣ, ки ба имон овардан маҷбурашон созӣ.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Пок кунонидани нафс аз наҷосати зоҳирӣ ва ботинӣ аҳамияти зиёд дорад;
2.Махлуқот далели вуҷуди Холиқ ва азамати Ӯст;
3.Вазифаи даъватгар даъват аст. Даъватгар ҳаққи маҷбур сохтани мардумро надорад. Зеро ҳидояти бандагон дар дасти Худо аст.

1. Мурод аз оташи бузургтарин дӯзах аст. Оташи дунё дар қиёс бо он ҳеҷ аст. (**Мутарҷим**)
2. Бисёре аз донишмандон кофиронро мухотаби ин оят медонанд. Аммо баъзеҳо мегӯянд, хитоб дар ин оят умумӣ аст. Гоҳо баъзе аз мӯъминон низ дар ғафлат монда, дунёро дар ҷои аввал мегузоранд. (**Мутарҷим**)
3. Азбаски муаллифон ба каломи тақдирӣ дар ин оят ишора накардаанд, дар тарҷума бо истифода аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) қисмати аввали "**Вале шумо роҳи...**"-ро илова намудам, то маъно возеҳ шавад. (**Мутарҷим**)
4. Мурод аз "**وجوه**" дар матни арабии оят ба тариқи киноя соҳибони чеҳраҳо ҳастанд. (**Мутарҷим**)
5.Ишора ба ояти 32-уми сураи "**Анбиё**" аст. (**Мутарҷим**)
6. Ин ҷумла баёнгари иллати ҷумлаи қаблӣ аст. (**Мутарҷим**)

إِلَّا مَن تَوَلَّىٰ وَكَفَرَ ٢٣ فَيُعَذِّبُهُ ٱللَّهُ ٱلۡعَذَابَ ٱلۡأَكۡبَرَ ٢٤
إِنَّ إِلَيۡنَآ إِيَابَهُمۡ ٢٥ ثُمَّ إِنَّ عَلَيۡنَا حِسَابَهُم ٢٦

ترتيبها ٨٩ سُورَةُ الفَجۡرِ آياتها ٣٠

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلۡفَجۡرِ ١ وَلَيَالٍ عَشۡرٖ ٢ وَٱلشَّفۡعِ وَٱلۡوَتۡرِ ٣ وَٱلَّيۡلِ إِذَا يَسۡرِ ٤
هَلۡ فِي ذَٰلِكَ قَسَمٞ لِّذِي حِجۡرٍ ٥ أَلَمۡ تَرَ كَيۡفَ فَعَلَ رَبُّكَ بِعَادٍ ٦
إِرَمَ ذَاتِ ٱلۡعِمَادِ ٧ ٱلَّتِي لَمۡ يُخۡلَقۡ مِثۡلُهَا فِي ٱلۡبِلَٰدِ ٨ وَثَمُودَ ٱلَّذِينَ
جَابُواْ ٱلصَّخۡرَ بِٱلۡوَادِ ٩ وَفِرۡعَوۡنَ ذِي ٱلۡأَوۡتَادِ ١٠ ٱلَّذِينَ طَغَوۡاْ فِي
ٱلۡبِلَٰدِ ١١ فَأَكۡثَرُواْ فِيهَا ٱلۡفَسَادَ ١٢ فَصَبَّ عَلَيۡهِمۡ رَبُّكَ سَوۡطَ
عَذَابٍ ١٣ إِنَّ رَبَّكَ لَبِٱلۡمِرۡصَادِ ١٤ فَأَمَّا ٱلۡإِنسَٰنُ إِذَا مَا ٱبۡتَلَىٰهُ
رَبُّهُۥ فَأَكۡرَمَهُۥ وَنَعَّمَهُۥ فَيَقُولُ رَبِّيٓ أَكۡرَمَنِ ١٥ وَأَمَّآ إِذَا مَا ٱبۡتَلَىٰهُ
فَقَدَرَ عَلَيۡهِ رِزۡقَهُۥ فَيَقُولُ رَبِّيٓ أَهَٰنَنِ ١٦ كَلَّاۖ بَل لَّا تُكۡرِمُونَ
ٱلۡيَتِيمَ ١٧ وَلَا تَحَٰٓضُّونَ عَلَىٰ طَعَامِ ٱلۡمِسۡكِينِ ١٨ وَتَأۡكُلُونَ
ٱلتُّرَاثَ أَكۡلٗا لَّمّٗا ١٩ وَتُحِبُّونَ ٱلۡمَالَ حُبّٗا جَمّٗا ٢٠ كَلَّآ إِذَا
دُكَّتِ ٱلۡأَرۡضُ دَكّٗا دَكّٗا ٢١ وَجَآءَ رَبُّكَ وَٱلۡمَلَكُ صَفّٗا صَفّٗا ٢٢



23 Лекин ҳар кас аз имон овардан рӯй тобад ва ба Худову Расулаш кофир шавад,
24 пас Худо рӯзи қиёмат ӯро бо бузургтарин уқубат азоб мекунад. Фардои охират ба дӯзахи абадӣ дохил мешавад.
25 Яқинан бозгашти онҳо баъд аз марг танҳо ба сӯи Мо аст.
26 Сипас бозпурсии онҳо барои корҳояшон бар ухдаи Мо аст. На ту ва на дигарон дар ин кор масъул нестед.

## СУРАИ “ФАҶР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТОДУ НУҲУМ
## ДОРОИ СӢ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни саҳнаҳои азамату қудрати илоҳӣ дар олами ҳастӣ ва баёни ҳолатҳои инсон, инчунин зикри фарҷоми бади шахсони мағрур.

**Тафсир:**

1 Савганд ба субҳ-
2 ва савганд ба даҳ шаби аввали моҳи Зулҳиҷҷа-
3 ва савганд ба ҷуфт ва тоқи ҳар чиз-
4 ва савганд ба шаб вақте биёяд ва бо тулӯи субҳ баргардад, шумо ҳатман барои аъмолатон ҷазо мебинед.[1]
5 Оё дар савганд хӯрдан ба мавҷудоти мазкур барои соҳиби хирад савганди қаноатбахш ва кофӣ мавҷуд аст?![2]
6 Эй Паёмбар! Оё намедонӣ, ки Парвардигорат бо Оди қавми Ҳуд чун Паёмбарашонро такзиб намуданд, чӣ кор кард?!
7 Қабилаи Оди мансуб ба ҷаддашон Ирам, ки қоматҳои монанди сутун баланд доштанд.[3]
8 Он қабилае, ки Худо аз нигоҳи қуввату қудрат монандашро дар кишварҳо наофарида буд.
9 Ва оё намедонӣ, ки Парвардигорат бо Самуди қавми Солеҳ чӣ кард?! Он қавме, ки харсангҳои кӯҳро пора сохта, аз он барои хештан дар водии “**Ҳиҷр**” хона бунёд менамуданд.
10 Ва оё намедонӣ, ки Парвардигорат бо Фиръавни дорои меххо чӣ кард?! Фиръавн ба ин васила мардумро шиканҷа медод.[4]
11 Ҳамаи қавмҳои мазкур дар зулму маъсият дар шаҳрҳои хеш аз ҳад гузашта буданд.
12 Пас дар он шаҳрҳо бо паҳн сохтани куфру гуноҳ фасодкории зиёд анҷом доданд.
13 Дар натиҷаи он[5] Парвардигорат барояшон азоби сахти Худро чашонид ва онҳоро аз замин решакан гардонид.
14 Эй Паёмбар! Ҳамоно Парвардигорат дар камин аст.[6] Аъмоли бандагонашро назорат намуда, рӯзи қиёмат ба некӯкорон бо ҷаннат ва ба бадкорон бо дӯзах ҷазо медиҳад.

Чун умматҳои ҳалокшудаи собиқ соҳиби неъмат буданд, Худованд дар оятҳои баъдӣ баён месозад, ки неъмат нишонаи хушнудии Ӯро аз банда ифода намекунад.

15 Пас, аммо аз табиати инсон он аст, ки чун Парвардигораш ӯро озмоиш кунад, пас арҷмандаш гардонад ва ба ӯ неъмати молу фарзанд ва ҷоҳу мансаб диҳад, инро нишонаи кароматаш пеши Парвардигор ҳисобида мегӯяд: “**Ба дурустӣ, Парвардигорам маро гиромӣ доштааст. Зеро ман ба ин арҷмандӣ меарзам.**”
16 Ва аммо чун инсонро озмоиш кунад, пас ризқашро танг созад, инро аломати хорӣ меҳисобад ва мегӯяд: “**Парвардигорам маро хор кардааст.**”
17 Ҳаргиз! Воқеият чунончи вай тасаввур дорад, ки гӯё доштани неъмат аломати хушнудии Худо ва маҳрумият аз он аломати зиллат аст, нест! Балки ҳақиқат он аст, ки шумо ятимро гиромӣ намедоред ва нисбаташ некӣ намекунед.
18 Ва якдигарро ба таом додани фақир ташвиқ наменамоед.
19 Ва мероси занону ятимонро новобаста аз ҳарому ҳалол будани он мехӯред.
20 Ва молро бисёр дӯст медоред ва онро ҷамъ месозед, аммо аз харҷаш дар роҳи Худо бухл меварзед.
21 Ҳаргиз набояд шумо чунин кунед. Замонеро ба ёдатон оред, ки замин ниҳоят ба шиддат ҷунбонда мешавад.
22 Ва эй Паёмбар, Парвардигорат барои доварии байни бандагон меояд ва фариштагон сафзада-сафзада меоянд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Даҳ рӯзи аввали моҳи Зулҳиҷҷа фазилати зиёд дорад;
2.Худо рӯзи қиёмат бидуни тамсил ва лоиқи Зоташ меояд;
3.Мӯъмин дар неъмат шукр ва дар мусибат сабр мекунад.

---

1. Ҷумлаи охир ҷавоби маҳзуфи қасамҳои мазкур аст. (**Мутарҷим**)
2. Пурсиш ба маънои исбот аст. Яъне, оре савганд ба мавҷудоти мазкур барои шахси соҳибхирад қаноатбахш ва кофӣ аст, то ба ҷазои рӯзи охират бовар кунад. (**Мутарҷим**)
3. Баъзеи муфассирон маънои “**ذات العمـــــــــاد**”-ро ба соҳиби хонаҳои баланд тафсир кардаанд. Ба ҳар сурат мақсад ба тариқи киноя баён намудани шиддат ва нерӯмандии онҳо аст. (**Мутарҷим**)
4. Мурод Фиръавн ва қавми ӯст. Баъзе аз муфассирон мегӯянд, мурод аз меххои Фиръавн ҳарамҳои аз сӯи гузаштагонаш сохташуда аст. Зеро сурати ҳарам дар замин ба мехи кӯбида монанд аст. Иддаи дигари аҳли тафсир меххоро ба маънои лашкари Фиръавн шарҳ додаанд. (**Мутарҷим**)
5. Азбаски ҳарфи “**ف**” барои ифодаи тафреъ-натиҷагирӣ аст, дар тарҷума онро илова намудам. (**Мутарҷим**)
6. Мақсад аз **дар камин будани Худо** назорати корҳои бандагон ва ҷазо додани онҳост. (**Мутарҷим**)

23 Ва дар он рӯз дӯзах бо ҳафтод ҳазор лаҷом ва дар ҳар як лаҷом ҳафтод ҳазор фаришта оварда мешавад.[1] Инсон он рӯз он чи дар ҳаққи Парвардигор кӯтоҳӣ кардааст, ба хотир меорад ва он рӯз ин ёдоварӣ барояш ҳеҷ фоида намебахшад! Чунки охират рӯзи подош аст, на рӯзи амал.
24 Вай аз шиддати надомат мегӯяд: “**Эй кош, барои зиндагонии охиратам, ки ҳаёти воқеӣ аст, қаблан корҳои нек мефиристодам.**”
25 Дар он рӯз касе монанди уқубати Худо уқубат намекунад.
26 Ва касе монанди Ӯ кофиронро бо занҷирҳо намебандад.

Чун Худо дар оятҳои гузашта ҷазои кофиронро овард, дар оятҳои зерин подоши мӯъминонро зикр карда гуфт:

27 Ҳангоми марг ва рӯзи охират ба нафси бандаи мӯъмин гуфта мешавад: “**Эй нафси бо имон ва амали солеҳ оромгиранда!**
28 **Ба сӯи Парвардигорат дар ҳоле баргард, ки Ту бо неъматҳо аз Ӯ хушнудӣ, Ӯ бо амалҳои солеҳат аз ту хушнуд аст.**
29 **Пас, дар зумраи бандагони солеҳам дохил бишав.**
30 **Ва ҳамроҳи онҳо ба ҷаннатам, ки онро барои бандагони солеҳ омода намудаам, дохил бишав.**”



وَجِاْيٓءَ يَوْمَئِذِۭ بِجَهَنَّمَ يَوْمَئِذٖ يَتَذَكَّرُ ٱلْإِنسَٰنُ وَأَنَّىٰ
لَهُ ٱلذِّكْرَىٰ ٢٣ يَقُولُ يَٰلَيْتَنِي قَدَّمْتُ لِحَيَاتِي ٢٤ فَيَوْمَئِذٖ
لَّا يُعَذِّبُ عَذَابَهُۥٓ أَحَدٞ ٢٥ وَلَا يُوثِقُ وَثَاقَهُۥٓ أَحَدٞ ٢٦ يَٰٓأَيَّتُهَا
ٱلنَّفْسُ ٱلْمُطْمَئِنَّةُ ٢٧ ٱرْجِعِيٓ إِلَىٰ رَبِّكِ رَاضِيَةٗ مَّرْضِيَّةٗ ٢٨
فَٱدْخُلِي فِي عِبَٰدِي ٢٩ وَٱدْخُلِي جَنَّتِي ٣٠

ترتيبها ٩٠ — سُورَةُ البَلَدِ — آياتها ٢٠

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ
لَآ أُقْسِمُ بِهَٰذَا ٱلْبَلَدِ ١ وَأَنتَ حِلُّۢ بِهَٰذَا ٱلْبَلَدِ ٢ وَوَالِدٖ وَمَا وَلَدَ
٣ لَقَدْ خَلَقْنَا ٱلْإِنسَٰنَ فِي كَبَدٍ ٤ أَيَحْسَبُ أَن لَّن يَقْدِرَ عَلَيْهِ
أَحَدٞ ٥ يَقُولُ أَهْلَكْتُ مَالٗا لُّبَدًا ٦ أَيَحْسَبُ أَن لَّمْ يَرَهُۥٓ أَحَدٌ
٧ أَلَمْ نَجْعَل لَّهُۥ عَيْنَيْنِ ٨ وَلِسَانٗا وَشَفَتَيْنِ ٩ وَهَدَيْنَٰهُ
ٱلنَّجْدَيْنِ ١٠ فَلَا ٱقْتَحَمَ ٱلْعَقَبَةَ ١١ وَمَآ أَدْرَىٰكَ مَا ٱلْعَقَبَةُ ١٢
فَكُّ رَقَبَةٍ ١٣ أَوْ إِطْعَٰمٞ فِي يَوْمٖ ذِي مَسْغَبَةٖ ١٤ يَتِيمٗا ذَا مَقْرَبَةٍ
١٥ أَوْ مِسْكِينٗا ذَا مَتْرَبَةٖ ١٦ ثُمَّ كَانَ مِنَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَتَوَاصَوْاْ
بِٱلصَّبْرِ وَتَوَاصَوْاْ بِٱلْمَرْحَمَةِ ١٧ أُوْلَٰٓئِكَ أَصْحَٰبُ ٱلْمَيْمَنَةِ ١٨


## СУРАИ “БАЛАД”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ БИСТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни ҳолатҳои инсон, ки дар ранҷ офарида шуда, як гурӯҳи онҳо куфр варзида, ҳалок мешаванд ва як гурӯҳи дигар ба имону раҳмати илоҳӣ ноил шуда, дар дунё ва охират комёб мегарданд.

### Тафсир:

1 Савганд мехӯрам ба шаҳри Макка-
2 ва он чи ту Паёмбар дар ин шаҳр аз қатли шахсони лоиқи қатл ва асир гирифтани шахсони лоиқи асорат минбаъд анҷом хоҳӣ дод, бароят ҳалол аст-[2]
3 ва савганд мехӯрам ба Одам ва ба насле, ки ба дунё меорад,[3]
4 яқинан Мо инсонро дар ранҷу машаққат офаридаем. Инсон дар дунё пайваста ба сахтиҳои мухталиф дучор мешавад.
5 Оё инсон мепиндорад, ки чун ба гуноҳ даст мезанад, касе, ҳатто Холиқаш аз ӯ қудрати интиқом гирифтанро надорад?!
6 Вай ифтихоркунон мегӯяд: “**Ман дар роҳи адовати Муҳаммад амволи зиёд харҷ кардаам.**”
7 Оё ин инсони аз харҷи амволаш дар роҳи душманӣ бо Паёмбар (с) ифтихоркунанда гумон дорад, ки касе, ҳатто Худо ӯро надидааст?! Оё ба гумонаш Худо ӯро аз молаш намепурсад, ки онро аз куҷо ба даст овард ва дар куҷо сарф намуд?!
8 Оё Мо барояш ду чашми бино халқ накардаем?!
9 Ва оё барояш забони гӯё ва ду лаб наофаридаем?!
10 Ва оё ба вай роҳи нек ва бадро нишон надодаем?!
11 Ва чаро[4] аз гузаргоҳи сахти кӯҳӣ, ки ӯро аз духули биҳишт боз медорад, намегузарад ва онро паси сар намекунад.[5]
12 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохт, ки гузаргоҳи сахти кӯҳӣ чист, то вай онро гузарад ва дохили ҷаннат гардад?!
13 Гузаргоҳи сахти кӯҳӣ озод сохтани ғуломон ва канизон аст.
14 Ё дар рӯзи гуруснагӣ, ки таом камчин аст, додани таом аст.
15 Таом додани тифли бепадаре, ки пайванди хешовандӣ дорад.
16 Ё таом додани мискини бағоят ниёзманд.
17 Сипас аз ҷумлаи он касоне бошад, ки ба Худо имон овардаанд ва ҳамдигарро ба сабр намудан дар ибодат, мусибат ва тарки маъсият васият менамоянд ва ҳамдигарро ба меҳрубонӣ нисбат ба халқи Худо васият менамоянд.
18 Ин гурӯҳи дорои сифатҳои мазкур шахсони самти рост ва аҳли саодатанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Имон ба Худо, васияти якдигар ба сабр ва меҳрубонӣ ба халқи Худо, озод сохтани ғуломон ва таом додани муҳтоҷон дар вақти сахтӣ аз сабабҳои духули ҷаннат аст;

2.Яке аз далелҳои нубуввати Расули Худо (с) он аст, ки ҳанӯз қабл аз фатҳи Макка ба он кас хабари як соати рӯзона ҳалол гаштани ин шаҳр хабар дода шуд;

3.Худо роҳҳои ғуломдориро танг ва роҳҳои озодсозиро фарох карда, озод кунонидани ғуломонро ибодат қарор додааст.

1. Тафсири ояти карима бар асоси ривоятҳои саҳеҳ сурат аст. (**Мутарҷим**)
2. Муфассирон мегӯянд, ин ояти карима аз лиҳози наҳви арабӣ ҷумлаи муътариза байни савганд ва ҷавоби он аст. (**Мутарҷим**)
Тафсири мазкур аз Ҳасани Басрӣ, Муҷоҳид, Қатода ва Заҳҳок ривоят шуда аст. Савганди Худо ба насли Одам (а) далолат ба азамати ин мавҷуд мекунад. (**Мутарҷим**)
3. Дар тарҷумаи калимаи “**لا**” ба маънои “**чаро**” аз тафсири Ҷалолайн истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
4. Аз лиҳози балоғати арабӣ мақсад аз “**гузаргоҳи сахтӣ кӯҳӣ**” ба тариқи истиора **аъмоли машаққатовари назди Худо арзишманд** аст. Ояти минбаъда онро шарҳ дода аст. (**Мутарҷим**)




وَالَّذِينَ كَفَرُوا بِآيَاتِنَا هُمْ أَصْحَابُ الْمَشْأَمَةِ ١٩ عَلَيْهِمْ نَارٌ مُؤْصَدَةٌ ٢٠

سُورَةُ الشَّمْسِ — ترتيبها ٩١ — آياتها ١٥

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَالشَّمْسِ وَضُحَاهَا ١ وَالْقَمَرِ إِذَا تَلَاهَا ٢ وَالنَّهَارِ إِذَا جَلَّاهَا
٣ وَاللَّيْلِ إِذَا يَغْشَاهَا ٤ وَالسَّمَاءِ وَمَا بَنَاهَا ٥ وَالْأَرْضِ
وَمَا طَحَاهَا ٦ وَنَفْسٍ وَمَا سَوَّاهَا ٧ فَأَلْهَمَهَا فُجُورَهَا
وَتَقْوَاهَا ٨ قَدْ أَفْلَحَ مَنْ زَكَّاهَا ٩ وَقَدْ خَابَ مَنْ دَسَّاهَا
١٠ كَذَّبَتْ ثَمُودُ بِطَغْوَاهَا ١١ إِذِ انْبَعَثَ أَشْقَاهَا ١٢ فَقَالَ لَهُمْ
رَسُولُ اللَّهِ نَاقَةَ اللَّهِ وَسُقْيَاهَا ١٣ فَكَذَّبُوهُ فَعَقَرُوهَا فَدَمْدَمَ
عَلَيْهِمْ رَبُّهُمْ بِذَنْبِهِمْ فَسَوَّاهَا ١٤ وَلَا يَخَافُ عُقْبَاهَا ١٥

سُورَةُ اللَّيْلِ — ترتيبها ٩٢ — آياتها ٢١

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَاللَّيْلِ إِذَا يَغْشَىٰ ١ وَالنَّهَارِ إِذَا تَجَلَّىٰ ٢ وَمَا خَلَقَ الذَّكَرَ وَالْأُنْثَىٰ ٣
إِنَّ سَعْيَكُمْ لَشَتَّىٰ ٤ فَأَمَّا مَنْ أَعْطَىٰ وَاتَّقَىٰ ٥ وَصَدَّقَ بِالْحُسْنَىٰ ٦
فَسَنُيَسِّرُهُ لِلْيُسْرَىٰ ٧ وَأَمَّا مَنْ بَخِلَ وَاسْتَغْنَىٰ ٨ وَكَذَّبَ بِالْحُسْنَىٰ ٩



19 Ва он касоне, ки ба оятҳои бар Паёмбарамон нозилсохтаи Мо кофир мешаванд, онҳо шахсони самти рост ва тирабахтонанд.

20 Рӯзи қиёмат бар онҳо оташи дарҳояш пӯшидашуда мусаллат мешавад.[1] Аз он ҳаргиз берун омадан наметавонанд.

### СУРАИ "ШАМС"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ПОНЗДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо мақсади поксозии нафсҳо ва боз доштани он аз гуноҳ, изҳори нишонаҳои қудрати илоҳӣ дар ҷаҳони ҳастӣ ва вуҷуди инсон, инчунин баёни аҳволи он нишонаҳо.

**Тафсир:**

1 Савганд ба офтоб ва рӯшании он баъди тулӯаш аз машриқ.

2 Ва савганд ба моҳтоб чун пас аз ғуруби офтоб падид ояд.

3 Ва савганд ба рӯз чун бо рӯшаниаш заминро намоён созад.

4 Ва савганд ба шаб чун бо зулматаш заминро фаро гирад ва он торик гардад.

5 Ва савганд ба осмон ва ба бинои устувори он.

6 Ва савганд ба замин ва ба паҳн сохтанаш, то бандагон бар рӯи он сукунат кунанд.

7 Ва савганд ба ҳар як нафс ва ба дурусту солим офаридани он.

8 Пас, Худо ба ҳар як нафс бидуни таълим шиносонидааст, ки чӣ барояш зарар ва чӣ барояш фоида дорад, то якумро анҷом диҳад ва аз дуюм дурӣ ҷӯяд.

9 Яқинан ҳар ки нафси хешро бо ахлоқи ҳамида ороиш медиҳад ва онро аз ахлоқи зишт пок месозад, растагор мешавад.

10 Ва яқинан ҳар ки нафси хешро ғофил ва гумроҳ месозад, зиёни сахт мебинад.[2]

11 Чун Худо дар оятҳои пешин хасорати шахси олудаи гуноҳро зикр кард, дар оятҳои зерин Самуди қавми Солеҳро мисол оварда гуфт:

12 Самуди қавми Солеҳ ба сабаби дар гуноҳ аз ҳад гузаштанашон Паёмбарашон Солеҳ (а)-ро дуруӯғгӯй шумурданд.

13 Вақте бадбахттарини он қавм бо ташвиқи онҳо барои куштани модашутур аз ҷояш бархост.

14 Пас, Фиристодаи Худо Солеҳ (а) ба онҳо гуфт: "**Модашутур ва ҳиссаи обашро раҳо созед ва озораш надиҳед.**"

15 Пас, онҳо дар бораи модашутур Паёмбар Солеҳ (а)-ро дурӯғгӯ донистанд. Пас, бадбахттаринашон бо ризои онҳо он модашутурро ба қатл расонид. Ба иллати он ки мардум аз кори қотил розӣ буданд, дар гуноҳи куштор шарик гаштанд. Дар натиҷаи ин, Парвардигорашон ба сабаби он гуноҳашон онҳоро ба таври решакансозӣ ҳалок гардонид ва онҳоро ба хоки замин яксон карда, ҳеҷ каси онҳо аз азоб раҳоӣ наёфт.

Ва Худо аз оқибати ҳалок сохтанашон намеҳаросад.

### СУРАИ "ЛАЙЛ"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ БИСТУ ЯК ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни гуногунӣ байни нишонаҳои қудрати илоҳӣ, нафси инсонҳо ва аъмолашон, то фарқи мӯъминон аз кофирон намоён гардад.

**Тафсир:**

1 Савганд ба шаб чун бо зулматаш мавҷудоти байни осмон ва заминро фаро гирад.

2 Ва савганд ба рӯз чун намоён ва равшан гардад.

3 Ва савганд ба Зоте, ки ҷинси нар ва модаро халқ кардааст.

4 Ба дурустӣ ки амали шумо мардум гуногун аст. Баъзе ибодат ва баъзе маъсият мекунанд. Ибодат инсонро ба ҷаннат ва маъсият ӯро ба ҷаҳаннам ворид месозад.

5 Пас, аммо ҳар ки аз молаш барои умури воҷиб, аз қабили закот, нафақаи хонадон ва ғайра медиҳад ва аз ҳаромҳо парҳез мекунад-

6 ва ваъдаи Худоро дар бораи он ки барои аъмоли некаш иваз ва подош хоҳад гирифт, тасдиқ менамояд,-

7 пас Мо анҷоми амалҳои солеҳ ва дар роҳи нек харҷ намудани молро бар вай осон мегардонем.

8 Ва аммо ҳар ки аз харҷи молаш дар роҳҳои воҷиб бухл меварзад ва бо такя ба тавонгариаш худро аз Офаридгораш бениёз ҳисобида, аз фазли Ӯ чизе намехоҳад,-

9 ва ваъдаи Худоро дар бораи он ки барои аъмоли некаш иваз ва подош хоҳад гирифт, дурӯғ мешуморад,-

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

1.Поксозии нафс аз ахлоқи разила аҳамияти зиёд дорад;

2.Ҳар ки дар маъсият ба касе кӯмак мерасонад, дар он шарик аст;

3.Гуноҳ сабаби уқубати дунявӣ мегардад;

4.Ҳар кас дар роҳи ихтиёр кардаи хештан муваффақ мешавад. Як идда дар тоат ва як иддаи дигар дар маъсият. Аммо натиҷаҳо аз ҳам фарқ доранд.

1. Имом Алӯсӣ (р) мегӯяд, мақсад "نار مؤصدة" дарҳои пӯшидашудаи оташи дӯзах аст. Дар тарҷума аз ин қавл истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Дар тафсири феъли "دسا" аз тафсири Имом Самарқандӣ (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

(10) пас Мо барояш маъсиятро осон ва ибодатро душвор месозем.
(11) Ва вақте мемирад ва дохили дӯзах мешавад, моли ба хотири он бухл варзидааш аз вай чизеро бартараф намегардонад.
(12) Ҳамоно баёни роҳи ҳақ аз ботил бар ӯҳдаи Мо аст.
(13) Ва яқинан ҳаёти охират ва дунё аз Мо аст. Дар дунё ва охират ҳар чи мехоҳем, мекунем. Касе ба корамон дахолат карда наметавонад.
(14) Модом ки чунин аст,[1] пас Ман шуморо аз оташи ниҳоят сахте,[2] ки шӯъла мезанад, метарсонам. Агар бар хилофи дастурам кор кунед, дучори укубати сахт мешавед.
(15) Ба оташи шӯълавари дӯзах касе чуз шахси бадбахт-тарин ворид намешавад. Мурод аз шахси бадбахттарин кофир аст.
(16) Он шахсе, ки дини овардаи Паёмбар (с)-ро дурӯғ мешуморад ва аз иҷрои дастуроти Худо рӯй мегардонад.
(17) Ва аз он оташи шӯълавар бандаи аз ҳама парҳез-гортарин дур карда хоҳад шуд. Мурод аз бандаи парҳезкортарин Абӯбакр (р) аст.[3]
(18) Он касе, ки молашро дар роҳҳои хайр харҷ менамояд, дар ҳоле ки мехоҳад мол ва нафсаш пок гардад.
(19) Ва мақсадаш аз харҷи мол он нест, ки касе бар вай эҳсон карда аст ва ҷавоби онро додан мехоҳад.
(20) Лекин молашро фақат ба хотири талаби ризои Парвардигори Бартараш харҷ месозад.
(21) Ва ҳатман аз он чи Худо барояш медиҳад, хушнуд хоҳад шуд.




**СУРАИ “ЗУҲО”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ЁЗДАҲ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Зикри нигаҳдории Худо аз Паёмбамбар (с) ва миннат ниҳодан бар эшон бо неъмати ваҳй ва идома ёфтани он, то хотирашон ором шавад ва низ мӯъминон неъматҳоро ба ёд оварда, шукргузорӣ кунанд.

**Тафсир:**

(1) Савганд ба оғози рӯз-
(2) ва савганд ба шаб чун бо зулматаш ҳамаро бипӯшад ва мардум дар он ором гиранд-
(3) эй Паёмбар, Парвардигорат туро раҳо насохтааст ва душман надоштааст. Даъвои мушрикон, ки Худо туро раҳо карда ва душманат гирифтааст, асос надорад.
(4) Ва бегумон манзили охират бароят аз ин дунё беҳтар аст. Чунки дар онҷо ба неъмати абадӣ ноил мегардӣ.
(5) Ва бегумон Парвардигорат барои ту ва умматонат подоши зиёд хоҳад дод, пас билофосила[4] аз атои Ӯ хушнуд мегардӣ.
(6) Яқинан Парвардигорат туро тифли бепадар ёфт, пас паноҳат дод. Қалби бобоят Абдулмутталиб ва амӯят Абӯтолиб ба ту ба риққат омад ва туро зери сарпарастии худ гирифтанд.
(7) Ва Парвардигорат туро дар ҳолате ёфт, ки аз Қуръон ва аҳкоми шаръӣ чизеро намедонистӣ, пас он чиро намедонистӣ, таълимат дод.
(8) Ва Парвардигорат туро фақир ёфт, пас тавонгар сохт.
(9) Модом ки чунин аст, пас, бо ятим муомилаи зишт макун ва ӯро хору ҳақир магардон.
(10) Ва аммо ба гадои ниёзманд бонг мазан.[5]
(11) Ва аз неъматҳои Парвардигорат сухан бигӯ ва шукргузор бош.

**СУРАИ “ИНШИРОҲ”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ҲАШТУМ ОЯТИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ҲАШТ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Зикри лутфи илоҳӣ ба Паёмбар (с) вобаста ба он ки ғаму душворӣ аз эшон хотима меёбад. Инчунин баёни василаи дур сохтани андӯҳ ва душвориҳои зиндагӣ.

**Тафсир:**

(1) Ба дурустӣ ки Мо синаи туро боз гардонида, қабули пайғомро бароят маҳбуб сохтем.
(2) Ва аз ту бори сангини гуноҳро сабук кардем.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мақоми Паёмбар (с) назди Худо ниҳоят баланд аст. Ҳеҷ мақоме ба он баробар намешавад;
2.Сипосгузории неъматҳо ҳаққи Парвардигор бар банда аст;[6]
3.Изҳори меҳрубонӣ бо бечорагон ва нармӣ бо онҳо воҷиб аст.

---

1. Қайди аввали ҷумла ба эътибори маънои ҳарфи “ف”-и оғози ояти карима оварда шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Азбаски аҳли тафсир танвини калимаи “نارا”-ро ифодагари азамат гуфтаанд, дар тарҷума қайди “**ниҳоят сахт**”-ро илова намудам. (**Мутарҷим**)
3. Баъзе аз муфассирон калимаи “الأتقى”-ро ба маънои “**ниҳоят парҳезкор**” тафсир кардаанд. Чунки лафзи оят умумӣ омада аст. Бегумон Абӯбакри Сиддиқ (р) дар муқаддимаи парҳезкорон ва беҳтарин инсон баъд аз паёмбарон буда, нахустин шахси ворид дар ин оят аст, аммо тахсис додани оят ба он кас маънои васеи онро танг месозад. Имом Ибни Касир (р) низ ба ин раъй ишора намуда аст. (**Мутарҷим**)
4. Азбаски муфассирон ҳарфи “ف”-ро ифодагари маънои **таъқиб** гуфтаанд, дар тарҷума қайди “**билофосила**”-ро овардам. (**Мутарҷим**)
5. Аз наҳйи мазкур маълум мегардад, ки вақте бонг задан ба пурсандаи ниёзманд манъ бошад, пас корҳои аз он сахттар ба мисли дашном, зарб, тасарруфи амвол ва ғайра ба тариқи авло мамнӯъ аст. (**Мутарҷим**)
6. Яъне, он лағжишҳое, ки қабл аз нубуввати ту аз ҷониби ту содир гардида буд ва аз он эҳсоси гаронӣ менамудӣ, Мо онро мағфират намудем. Ин тафсир ба ҷумҳури муфассирон мансуб аст. (**Мутарҷим**)

ٱلَّذِىٓ أَنقَضَ ظَهْرَكَ ﴿٣﴾ وَرَفَعْنَا لَكَ ذِكْرَكَ ﴿٤﴾ فَإِنَّ مَعَ ٱلْعُسْرِ يُسْرًا ﴿٥﴾
إِنَّ مَعَ ٱلْعُسْرِ يُسْرًا ﴿٦﴾ فَإِذَا فَرَغْتَ فَٱنصَبْ ﴿٧﴾ وَإِلَىٰ رَبِّكَ فَٱرْغَب ﴿٨﴾

## سُورَةُ التِّينِ
ترتيبها ٩٥ — آياتها ٨

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلتِّينِ وَٱلزَّيْتُونِ ﴿١﴾ وَطُورِ سِينِينَ ﴿٢﴾ وَهَٰذَا ٱلْبَلَدِ ٱلْأَمِينِ ﴿٣﴾
لَقَدْ خَلَقْنَا ٱلْإِنسَٰنَ فِىٓ أَحْسَنِ تَقْوِيمٍ ﴿٤﴾ ثُمَّ رَدَدْنَٰهُ أَسْفَلَ سَٰفِلِينَ
﴿٥﴾ إِلَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ فَلَهُمْ أَجْرٌ غَيْرُ مَمْنُونٍ ﴿٦﴾
فَمَا يُكَذِّبُكَ بَعْدُ بِٱلدِّينِ ﴿٧﴾ أَلَيْسَ ٱللَّهُ بِأَحْكَمِ ٱلْحَٰكِمِينَ ﴿٨﴾

## سُورَةُ العَلَقِ
ترتيبها ٩٦ — آياتها ١٩

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ٱقْرَأْ بِٱسْمِ رَبِّكَ ٱلَّذِى خَلَقَ ﴿١﴾ خَلَقَ ٱلْإِنسَٰنَ مِنْ عَلَقٍ ﴿٢﴾ ٱقْرَأْ
وَرَبُّكَ ٱلْأَكْرَمُ ﴿٣﴾ ٱلَّذِى عَلَّمَ بِٱلْقَلَمِ ﴿٤﴾ عَلَّمَ ٱلْإِنسَٰنَ
مَا لَمْ يَعْلَمْ ﴿٥﴾ كَلَّآ إِنَّ ٱلْإِنسَٰنَ لَيَطْغَىٰٓ ﴿٦﴾ أَن رَّءَاهُ ٱسْتَغْنَىٰٓ
﴿٧﴾ إِنَّ إِلَىٰ رَبِّكَ ٱلرُّجْعَىٰٓ ﴿٨﴾ أَرَءَيْتَ ٱلَّذِى يَنْهَىٰ ﴿٩﴾ عَبْدًا
إِذَا صَلَّىٰٓ ﴿١٠﴾ أَرَءَيْتَ إِن كَانَ عَلَى ٱلْهُدَىٰٓ ﴿١١﴾ أَوْ أَمَرَ بِٱلتَّقْوَىٰٓ ﴿١٢﴾



3 Он бори сангине, ки туро ба ранҷ андохта, қариб камаратро мешикаст.
4 Ва ба хотири[1] ту номатро бардоштем. Аз ин рӯ, ҳангоми азон, қомат ва ғайра номат зикр мешавад.
5 Пас, бегумон ҳамроҳи душворӣ ва тангӣ осонӣ ва фароҳӣ аст.
6 Бегумон ҳамроҳи душворӣ ва тангӣ осонӣ ва фароҳӣ аст. Модом ки чунин аст, пас набояд азияту озори қавмат туро ба ҳарос андозад ва аз роҳи даъват баргардӣ.
7 Пас, вақте корҳоятро ба анҷом расонӣ ва аз он фориғ гардӣ, пас дар ибодати Парвардигорат бикӯш.
8 Ва ягона ба сӯи Парвардигорат рағбат намо.

### СУРАИ "ТИН"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ҲАШТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Зикри он ки инсон бо динаш арзишманд мегардад. Дар сурати аз он рӯй тофтан, хор мешавад. Аз ин рӯ, Худо дар ин сура бо маконҳои нузули ваҳй савганд мехӯрад.

**Тафсир:**

1 Савганд ба анҷиру ҷои рӯиданаш ва ба зайтуну ҷои рӯиданаш, сарзамини Фаластини макони биъсати Исо (а) -
2 ва савганд ба Кӯҳи Синои макони муноҷоти Мӯсо (а) бо Худо -
3 ва савганд ба шаҳри дорои амну амони Маккаи макони биъсати Паёмбар Муҳаммад (с)-
4 ба дурустӣ ки Мо инсонро дар беҳтарин сурат ва холӣ аз халал офаридаем.[2]
5 Сипас баъзе аз инсонҳоро дар ин дунё ба даврони солхӯрдагӣ ва камхирадӣ бармегардонем ва аз тавони ҷисмӣ суд бурда наметавонад. Инчунин агар инсон бо гуноҳ сиришти худро табоҳ сохта, ба ҷаҳаннам дарояд, дар бадтарин сурат ва шакл қарор мегирад.[3]
6 Магар он касоне, ки ба Худо имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд, пас сарфи назар аз солмандӣ онҳоро савоби қатъношаванда буда, дар охират соҳиби ҷаннати абадӣ мешаванд. Зеро онҳо бо имон ва корҳои нек сиришти хешро пок гардонидаанд.
7 Пас, эй инсон, баъд аз мушоҳидаи нишонаҳои қудрати Худо, чӣ туро ба дурӯғ шумурдани рӯзи ҷазо водор месозад?!
8 Оё Худо бо рӯзи ҷазои амал қарор додани қиёмат Довартарини доварон ва Одилтарини одилон нест?! Оё аз рӯи хирад имкон дорад, ки Худо бандагонашро бе доварӣ ва надодани ҷазои бадкор ва некӯкор раҳо созад?!

### СУРАИ "АЛАҚ"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ НУЗДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баён намудани он ки инсон ба василаи илм ва ваҳйи илоҳӣ комил шуда, дар сурати мухолифат бо пайғоми Худо ба камолот намерасад. Ваҳйи илоҳӣ сабаби дилбастагӣ ва таслим шудани банда ба Худо аст.

**Тафсир:**

1 Эй Паёмбар! Пайғоми илоҳиро бо шурӯи номи Парвардигорат, ки Офаридгори ҳамаи мавҷудот аст, бихон.
2 Ӯ инсонро баъди нутфа аз қитъаи хуни баста офаридааст.
3 Эй Паёмбар! Пайғоми илоҳиро бихон ва Парвардигорат бағоят Карим аст. Карами касе ба карами Ӯ намерасад. Карамаш беканор аст.
4 Он Зоте, ки ба василаи қалам навиштанро таълим дод.
5 Ба инсон чизҳоеро таълим дод, ки қаблан онро намедонист.
6 Яқинан инсони бадкор ба мисли Абӯҷаҳл туғён меварзад ва аз марзҳои гузоштаи Худо мегузарад.
7 Зеро бо такя ба мол ва мақомаш хешро аз Худо бениёз медонад.
8 Эй инсон! Ба дурустӣ, бозгашти ту дар рӯзи охират танҳо ба сӯи Парвардигорат аст. Он рӯз ҷазои аъмолатро мегирӣ.
9 Оё кореро шигифтовартар аз рафтори Абӯҷаҳл дидай, ки боз медорад-
10 бандаамон Муҳаммад (с)-ро чун дар назди хонаи Каъба намоз гузорад.
11 Эй бандаи саркаши аз намоз боздоранда! Ба Ман хабар бидеҳ, ки агар ин марди аз намоз боздоштаат аз ҷониби Худо дорои ҳидоят ва дониш бошад -[4]
12 ё[5] агар мардумро ба парҳезкорӣ дастур дода бошад, оё инсони соҳиби чунин васф аз гузоридани намоз манъ карда мешавад?!

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

1. Ризои Худо аз банда болотарин ҳадаф аст;
2. Касби дониш дар Ислом ҷойгоҳи хос дорад;
3. Агар тавонгарӣ боиси кибр ва ва дуршавии соҳибаш аз ҳақиқат гардад, ниҳоят хатарнок аст;
4. Боз доштан аз кори нек яке аз сифатҳои кофирон аст.

---

1. Пешоянди "ل"-и "لك"-ро ба маънои баёни иллат мегӯяд. Ин далели каромати Паёмбар (с) бар Худованд аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин оят ҷавоби савгандҳои қаблан зикр шуда аст. (**Мутарҷим**)
3. Зоҳиран муаллифон ду тафсири марбут ба ин оятро ҷамъ намудаанд, ки якеи он мутааллиқ ба дунё ва дигараш мутааллиқ ба охират аст. (**Мутарҷим**)
4. Замири феъли "كان" ба Паёмбари Худо (с) бармегардад. (**Мутарҷим**)
5. Ҳарфи "ё" барои ифодаи тақсим омада, маънои шакро ифода намекунад. (**Мутарҷим**)

أَرَءَيْتَ إِن كَذَّبَ وَتَوَلَّىٰٓ ١٣ أَلَمْ يَعْلَم بِأَنَّ ٱللَّهَ يَرَىٰ ١٤ كَلَّا لَئِن لَّمْ يَنتَهِ
لَنَسْفَعًۢا بِٱلنَّاصِيَةِ ١٥ نَاصِيَةٍ كَٰذِبَةٍ خَاطِئَةٍ ١٦ فَلْيَدْعُ نَادِيَهُۥ ١٧
سَنَدْعُ ٱلزَّبَانِيَةَ ١٨ كَلَّا لَا تُطِعْهُ وَٱسْجُدْ وَٱقْتَرِب ۩ ١٩ سجدة

سُورَةُ القَدْرِ — آياتها ٥ — ترتيبها ٩٧

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

إِنَّآ أَنزَلْنَٰهُ فِى لَيْلَةِ ٱلْقَدْرِ ١ وَمَآ أَدْرَىٰكَ مَا لَيْلَةُ ٱلْقَدْرِ ٢
لَيْلَةُ ٱلْقَدْرِ خَيْرٌ مِّنْ أَلْفِ شَهْرٍ ٣ تَنَزَّلُ ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ وَٱلرُّوحُ فِيهَا
بِإِذْنِ رَبِّهِم مِّن كُلِّ أَمْرٍ ٤ سَلَٰمٌ هِىَ حَتَّىٰ مَطْلَعِ ٱلْفَجْرِ ٥

سُورَةُ البَيِّنَةِ — آياتها ٨ — ترتيبها ٩٨

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

لَمْ يَكُنِ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ مِنْ أَهْلِ ٱلْكِتَٰبِ وَٱلْمُشْرِكِينَ مُنفَكِّينَ حَتَّىٰ
تَأْتِيَهُمُ ٱلْبَيِّنَةُ ١ رَسُولٌ مِّنَ ٱللَّهِ يَتْلُوا۟ صُحُفًا مُّطَهَّرَةً ٢ فِيهَا كُتُبٌ
قَيِّمَةٌ ٣ وَمَا تَفَرَّقَ ٱلَّذِينَ أُوتُوا۟ ٱلْكِتَٰبَ إِلَّا مِنۢ بَعْدِ مَا جَآءَتْهُمُ
ٱلْبَيِّنَةُ ٤ وَمَآ أُمِرُوٓا۟ إِلَّا لِيَعْبُدُوا۟ ٱللَّهَ مُخْلِصِينَ لَهُ ٱلدِّينَ
حُنَفَآءَ وَيُقِيمُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ وَيُؤْتُوا۟ ٱلزَّكَوٰةَ ۚ وَذَٰلِكَ دِينُ ٱلْقَيِّمَةِ ٥



(13) Эй Паёмбар, ба Ман хабар бидеҳ! Агар он инсони якрави туро аз ибодат боздоранда, рисолататро дурӯғ ҳисобад ва аз он рӯ битобад, магар аз Худо наметарсад?!
(14) Оё ӯ намедонад, ки Худо амалҳояшро мебинад ва чизе аз Худо махфӣ намемонад?!
(15) Ҳаргиз кор он гуна ки ин ҷоҳил тасаввур дорад, нест! Савганд, ки агар аз озор ва такзиби бандаи Мо Муҳаммад (с) худдорӣ накунад, яқинан ӯро ба сахтӣ аз мӯйи пешониаш ба ҷониби дӯзах мекашем.
(16) Аз мӯйи пешонии нафари дар гуфтор дурӯғгӯй ва дар рафтор хатокор аст.
(17) Пас, бигузор вақти ба ҷаҳаннам афканда шудан дӯстон ва аҳли маҷлисашро фаро хонад, то агар тавонанд, ӯро ёрӣ кунанд ва аз оташ раҳояш созанд.[1]
(18) Мо бегумон фариштагони нигаҳбони дӯзахро фаро мехонем. Онҳо аз дастури Худо сарпечӣ намекунанд ва ба ҳар коре амр шаванд, онро ба ҷо меоранд. Он гоҳ маълум мешавад, ки кадом яке аз ду гурӯҳ қавитар ва нерӯмандтаранд.
(19) Ҳаргиз кор  чунончи ин золим мепиндорад, ки гӯё кудрати ба ту зарар расониданро дорад, нест! Дар ҳеҷ кор итоаташ макун ва дар пешгоҳи Худо саҷда намо ва бо анҷоми ибодатҳо ба Ӯ наздик бишав. Зеро тоату ибодат бандаро ба Худо наздик месозад.

**СУРАИ "ҚАДР"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ПАНҶ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни азамати шаби қадр ва Қуръони дар он шаб нозилгашта.

**Тафсир:**

(1) Ба дурустӣ ки Мо Қуръонро ба якборагӣ дар шаби Қадри Моҳи Рамазон ба осмони дунё фуруд овардем ва нузули онро аз осмони дунё бар Паёмбар (с) низ дар ҳамин шаб шурӯъ намудем.[2]
(2) Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки шаби қадр чист?! Оё дар бораи хайру баракати он шаб огоҳӣ дорӣ?!
(3) Шаби қадр ниҳоят дорои хайру баракати бузург аст, зеро он аз ҳазор моҳе, ки шахсе онро бо тоату ибодати холисона сипарӣ мекунад, беҳтар аст.
(4) Он шаб фариштагон ва Ҷибрил бо иҷозати Парвардигорашон ба хотири[3] иҷрои ҳар кори марбут ба рӯзӣ, марг, вилодат ва ғайра, ки Худо онро дар он сол то соли оянда муқаддар сохтааст, фуруд меоянд.
(5) Он шаби бобаракат шурӯъ аз аввал то вақти тулӯи субҳ саропо саломатӣ ва хайр аст.

**СУРАИ "БАЙЙИНА"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ҲАШТ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Зикри ҷойгоҳи волои рисолати Расули Худо (с) ва ошкору комил будани он.

**Тафсир:**

(1) Кофирони аҳли Китоб аз яҳуду насоро ва мушрикон то замоне ки ба онҳо ҳуҷҷати равшан наомад, аз иттифоқ ва ҳамбастагиашон бар куфр ҷудошаванда набуданд.[4]
(2) Он ҳуҷҷати равшан Фиристодаи Худо аст, ки саҳифаҳои аз ҳама гуна бадӣ ва ботил покро тиловат мекунад. Ба он саҳифаҳо ҷуз покон даст намерасонанд.
(3) Дар он саҳифаҳо ахбори рост ва аҳкоми одилона аст. Мардумро дар корҳои дунё ва охират ба роҳи дуруст раҳнамой месозад.
(4) Ва яҳуду насоро, ки ба онҳо Китоби Тавроту Инҷил дода шудааст, дар бораи имон ба Расули Охирзамон ихтилоф накарданд, магар баъд аз он ки Парвардигор ба сӯи онҳо ӯро фиристод. Пас аз биъсати Паёмбари Охирзамон як иддаи онҳо имон оварданд ва як иддаи дигар дар куфр боқӣ монданд.[5]
(5) Ва ҳол он ки онҳо дар Қуръон танҳо ба он амр шуда буданд, ки ягона Худоро бипарастанд, динро барои Ӯ холис гардонанд, аз ширк бипарҳезанд, бар ойини Иброҳим (а) ва Муҳаммад боқӣ бимонанд ва намозро барпо бидоранд ва закоти молро бипардозанд. Ва дини росту дуруст ҳамин аст.

Ҷиноят ва саркашии яҳуду насоро дар он аст, ки Таврот ва Инҷил низ онҳоро айнан монанди Қуръон ба ибодати холисона, адои намоз, пардохти закот амр намуда буд, аммо аз дастуроти Қуръон ба корҳои мазкур итоат накарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Шаби қадр аз дигар шабҳо фазилати бештар дорад;
2.Ихлос дар ибодат яке аз шартҳои пазируфта шудани он аст;
3.Кофирон бадтарин ва мӯъминон беҳтарин махлуқанд;
4.Иттифоқи тамоми рисолатҳои осмонӣ дар масъалаҳои асосии эътиқодӣ омили қабули он рисолатҳо аст.

1. Амри ин оят аз лиҳози балоғати арабӣ ба мақсади нишон додани очизӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Муфассирон оиди он ки дар шаби Қадр кулли Қуръон ё баъзеи он фуруд омада аст, ду назар доранд. Як идда мегӯянд, мурод аз ояти мазкур шурӯи нузули Қуръон дар шаби Қадр аст. Иддаи дигар мегӯянд, мурод нузули он ба якборагӣ аз Лавҳи маҳфуз ба осмони дунё аст. Аммо муаллифони китоб байни ин ду назар ҷамъ кардаанд ва раъйи муҳаққиқон низ ҷамъ байни он ду ҳамин аст. (**Мутарҷим**)
3. Азбаски муфассирон пешоянди "**من**"-ро ифодагари иллат гуфтаанд, "**ба хотири**" навиштам. (**Мутарҷим**)
4. Имом Ибни Ҷавзӣ (р) дар тафсири "**Зод-ул-масир**" мегӯяд, мурод баёни неъмати рисолати Паёмбар (с) аст. Маҳз бо фазли фиристодани он кас гумроҳон ҳидоят ёфтанд ва ба ҷаҳолати худ пай бурданд. (**Мутарҷим**)
5. Имом Ибни Ҷавзӣ (р) тафсири зикршударо раъйи аксари муфассирон медонад. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مِنْ أَهْلِ ٱلْكِتَٰبِ وَٱلْمُشْرِكِينَ فِي نَارِ جَهَنَّمَ
خَٰلِدِينَ فِيهَآ أُوْلَٰٓئِكَ هُمْ شَرُّ ٱلْبَرِيَّةِ ٦ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ
وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ أُوْلَٰٓئِكَ هُمْ خَيْرُ ٱلْبَرِيَّةِ ٧ جَزَآؤُهُمْ
عِندَ رَبِّهِمْ جَنَّٰتُ عَدْنٍ تَجْرِي مِن تَحْتِهَا ٱلْأَنْهَٰرُ خَٰلِدِينَ
فِيهَآ أَبَدًا رَّضِيَ ٱللَّهُ عَنْهُمْ وَرَضُواْ عَنْهُ ذَٰلِكَ لِمَنْ خَشِيَ رَبَّهُۥ ٨

## سُورَةُ الزَّلْزَلَةِ
ترتيبها ٩٩ — آياتها ٨

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

إِذَا زُلْزِلَتِ ٱلْأَرْضُ زِلْزَالَهَا ١ وَأَخْرَجَتِ ٱلْأَرْضُ أَثْقَالَهَا ٢ وَقَالَ
ٱلْإِنسَٰنُ مَا لَهَا ٣ يَوْمَئِذٍ تُحَدِّثُ أَخْبَارَهَا ٤ بِأَنَّ رَبَّكَ أَوْحَىٰ لَهَا
٥ يَوْمَئِذٍ يَصْدُرُ ٱلنَّاسُ أَشْتَاتًا لِّيُرَوْاْ أَعْمَٰلَهُمْ ٦ فَمَن يَعْمَلْ
مِثْقَالَ ذَرَّةٍ خَيْرًا يَرَهُۥ ٧ وَمَن يَعْمَلْ مِثْقَالَ ذَرَّةٍ شَرًّا يَرَهُۥ ٨

## سُورَةُ العَادِيَاتِ
ترتيبها ١٠٠ — آياتها ١١

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

وَٱلْعَٰدِيَٰتِ ضَبْحًا ١ فَٱلْمُورِيَٰتِ قَدْحًا ٢ فَٱلْمُغِيرَٰتِ
صُبْحًا ٣ فَأَثَرْنَ بِهِۦ نَقْعًا ٤ فَوَسَطْنَ بِهِۦ جَمْعًا ٥



6 Яқинан кофирон аз яҳуду насорои аҳли Китоб ва мушрикон дар рӯзи қиёмат ба оташи дӯзах ворид шуда, дар онҷо ҷовидон мемонанд. Онҳо ба иллати куфр варзидан ба Худо ва дурӯғгӯ донистани Паёмбар (с) бадтарин махлуқанд.
7 Яқинан касоне, ки имон мекунанд ва амалҳои шоиста мекунанд, онҳо беҳтарин махлуқанд.
8 Подоши онҳо назди Парвардигорашон бӯстонҳое аст, ки аз зери дарахтҳо ва қасрҳои он рӯдҳо ҷорӣ буда, дар онҷо ҷовидон мемонанд. Парвардигор аз онҳо ба сабаби имон ва ибодаташон розӣ мегардад ва онҳо низ аз Парвардигор бо ноил шудан ба раҳматаш розӣ мегарданд. Подош ва ризомандии мазкур аз они шахсест, ки аз Парвардигораш метарсад ва фармони Ӯро ба ҷо оварда, аз кори нораво дурӣ меҷӯяд.

### СУРАИ “ЗИЛЗОЛ”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ НАВАДУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ҲАШТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Кӯфтани қалби ғофилон, то онҳо дар бораи ҳисоби рӯзи охират ва шумурдани дақиқи аъмол яқин ҳосил намоянд.

**Тафсир:**

1 Чун замин дар рӯзи қиёмат ба сурати муносиби азаматаш бо шиддат ларзонида шавад-
2 ва замин борҳои сангини худро, аз қабили мурдагон ва ғайри он берун созад-
3 ва ҳар инсон бо тааҷҷуб гӯяд: “**Заминро чӣ шудааст, ки чунин сахт меларзад?!**”
4 Он рӯз замин ҳамаи корҳои нек ва бади бар рӯяш содиршударо бозгӯ мекунад ва хабар медиҳад.
5 Ба сабаби он ки заминро аз ин корҳо Парвардигорат огоҳ карда ва ба хабар додани он амр намудааст.
6 Он рӯз мардум аз ҳисобгоҳ гурӯҳ-гурӯҳ бармегарданд, то ҷазои корҳои дар дунё анҷомдодаи худро мушоҳида кунанд.
7 Пас, ҳар ки ба миқдори мӯрча амали хайр карда бошад, ҷазои онро дар пешаш ҳозир мебинад.
8 Ва низ ҳар ки ба миқдори мӯрча амали шар карда бошад, ҷазои онро дар пешаш ҳозир мебинад.

### СУРАИ “ОДИЁТ”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ САДУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ЁЗДАҲ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни сифатҳои инсон дар алоқамандиҳои дунёвӣ, то маҳалли бозагшташро дар охират ба хотир орад ва масирашро ислоҳ намояд.

**Тафсир:**

1 Савганд ба аспони давандае, ки аз шиддати давидан аз нафаси онҳо садо шунида мешавад-
2 пас савганд ба аспоне, ки чун сумҳояшон ба сангҳо бармехӯрад, оташ меафрӯзад-
3 ва савганд ба аспони ҳангоми субҳ бар душман ҳуҷумкунанда-
4 пас ба сабаби сахт тохтан чангу ғубор бармеангезанд-
5 пас бо он чангу ғубор дар байни ҷамъи душманон медароянд-

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Тарси илоҳӣ сабаби ба даст овардани ризои Худо мегардад;
2.Замин рӯзи қиёмат бар алайҳи инсонҳо гувоҳӣ хоҳад дод.

6 яқинан инсон нисбат ба неъматҳои Парвардигораш носипоси гузаро аст.[1]
7 Ва бешак, инсон бар носипосиаш гувоҳ аст. Ба сабаби ошкории ин сифат дар вай онро инкор карда наметавонад.
8 Ва бегумон вай молро ниҳоят зиёд дӯст медорад. Аз бисёр онро дӯст доштанаш аз харҷаш дар корҳои нек бухл меварзад.
9 Оё ин инсони мағрури зиндагонии дунё намедонад, ки чун Худо мурдагони дар қабрҳо карордоштаро барангезад ва онҳоро барои ҷазо ва бозпурсӣ ҳозир гардонад -
10 ва ниятҳо ва ақидаҳои дар синаҳо пӯшида ошкор карда шавад, он рӯз кор он гуна ки вай мепиндошт, нахоҳад буд?!
11 Бегумон Парвардигорашон дар он рӯз аз аъмоли онҳо Бохабар аст. Ҳеҷ амали бандагон аз Ӯ пӯшида нест. Дар бадали ҳар кор ба онҳо подош хоҳад дод.


الجزء الثلاثون — سورة القارعة سورة التكاثر

إِنَّ ٱلْإِنسَٰنَ لِرَبِّهِۦ لَكَنُودٌ ٦ وَإِنَّهُۥ عَلَىٰ ذَٰلِكَ لَشَهِيدٌ ٧ وَإِنَّهُۥ لِحُبِّ
ٱلْخَيْرِ لَشَدِيدٌ ٨ ۞ أَفَلَا يَعْلَمُ إِذَا بُعْثِرَ مَا فِى ٱلْقُبُورِ ٩
وَحُصِّلَ مَا فِى ٱلصُّدُورِ ١٠ إِنَّ رَبَّهُم بِهِمْ يَوْمَئِذٍ لَّخَبِيرٌۢ ١١

سُورَةُ القَارِعَةِ — آياتها ١١ — ترتيبها ١٠١

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ٱلْقَارِعَةُ ١ مَا ٱلْقَارِعَةُ ٢ وَمَآ أَدْرَىٰكَ مَا ٱلْقَارِعَةُ ٣ يَوْمَ
يَكُونُ ٱلنَّاسُ كَٱلْفَرَاشِ ٱلْمَبْثُوثِ ٤ وَتَكُونُ ٱلْجِبَالُ
كَٱلْعِهْنِ ٱلْمَنفُوشِ ٥ فَأَمَّا مَن ثَقُلَتْ مَوَٰزِينُهُۥ ٦ فَهُوَ فِى
عِيشَةٍ رَّاضِيَةٍ ٧ وَأَمَّا مَنْ خَفَّتْ مَوَٰزِينُهُۥ ٨ فَأُمُّهُۥ هَاوِيَةٌ
٩ وَمَآ أَدْرَىٰكَ مَا هِيَهْ ١٠ نَارٌ حَامِيَةٌۢ ١١

سُورَةُ التَّكَاثُرِ — آياتها ٨ — ترتيبها ١٠٢

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

أَلْهَىٰكُمُ ٱلتَّكَاثُرُ ١ حَتَّىٰ زُرْتُمُ ٱلْمَقَابِرَ ٢ كَلَّا سَوْفَ تَعْلَمُونَ ٣ ثُمَّ
كَلَّا سَوْفَ تَعْلَمُونَ ٤ كَلَّا لَوْ تَعْلَمُونَ عِلْمَ ٱلْيَقِينِ ٥ لَتَرَوُنَّ ٱلْجَحِيمَ ٦
ثُمَّ لَتَرَوُنَّهَا عَيْنَ ٱلْيَقِينِ ٧ ثُمَّ لَتُسْـَٔلُنَّ يَوْمَئِذٍ عَنِ ٱلنَّعِيمِ ٨

٦٠٠

**СУРАИ “ҚОРИЪА”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ЁЗДАҲ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Кӯбидани дили бандагон, то даҳшати қиёматро ба хотир оранд.

**Тафсир:**

1 Рухдоди бо даҳшаташ кӯбандаи қалбҳо.
2 Ин рухдоди бо даҳшаташ кӯбандаи қалбҳо чист?!
3 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки рухдоди бо даҳшаташ кӯбандаи қалбҳо чист?! Он рӯзи даҳшатнок қиёмат аст.
4 Рӯзе, ки мардум мисли парвонаҳо дар инҷо ва онҷо пароканда гашта, қалбашон ба шиддат кӯбида мешавад.
5 Ва кӯҳҳо аз лиҳози сабукӣ ва пошхӯрии аҷзои он мисли пашми рангоранги ҳаллоҷишуда мегарданд.[2]
6 Пас, аммо ҳар ки аъмоли некаш сангинтар бошад,-
7 пас ӯ дар зиндагонии писандидаи ҷаннат қарор мегирад.
8 Ва аммо ҳар ки аъмоли бадаш сангинтар бошад,-
9 пас рӯзи қиёмат маскан ва қароргоҳаш чуқурии хатарнок аст.[3]
10 Ва эй Паёмбар, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки он чуқурии хатарнок чист?!
11 Он оташи бағоят пурҳарорати ҷаҳаннам аст.

**СУРАИ “ТАКОСУР”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ҲАШТ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Хотиррасон сохтани инсонҳои саргарми зиндагонии дунё ба марг ва ҳисоби рӯзи охират.

**Тафсир:**

1 Эй мардум! Ифтихор бо дороиву фарзанд шуморо аз ибодати Худо машғул кардааст.
2 То вақти мурдан ва даромадан ба қабрҳоятон бо молу фарзанди хеш ифтихор мекунед ва аз ибодати Худо ғофил мемонед.
3 Ҳаргиз набояд саргармии молу фарзанд шуморо аз тоати Худо машғул созад. Бегумон фарҷоми бади ин кори хешро хоҳед донист.
4 Сипас ҳатман фарҷоми бади онро хоҳед донист.[4]
5 Ҳаққо, ки агар шумо дубора зинда гаштан ва барои ҳар як амал бозпурсӣ шуданатонро яқинан медонистед, ҳеҷ гоҳ ба ифтихори молу фарзанд машғул гашта, аз ибодати Худо ғофил намемондед.
6 Савганд ба Зотам, ки шумо рӯзи қиёмат оташи дӯзахро хоҳед дид.
7 Сипас онро дар қиёмат ба сурати мушоҳидаи яқинӣ ва холӣ аз шак хоҳед дид.
8 Сипас ҳатман Худо шуморо он рӯз аз неъматҳои Худ ба мисли тавонгарӣ, тандурустӣ ва ғайра мепурсад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ифтихор аз молу фарзанд хатари зиёд дорад;
2.Қабр ҳамчун зиёратгоҳ аст. Мардум аз онҷо ба зудӣ ба маҳалли доимиашон дар охират мераванд;
3.Мардум дар қиёмат аз неъматҳои Худо пурсида мешаванд;
4.Инсон фитратан молро дӯст медорад.

1. Ин оят ҷавоби савгандҳои қаблан зикршуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Вожаи “العهن” ба маънои “**рангоранг**” ва “المنفوش” ба маънои “**аҷзои аз ҳам ҷудошуда**” аст. (**Мутарҷим**)
3. Вожаи “**هاوية**” чуқурии бас хатарноки байни ду кӯҳ аст, ки ҳар ки дар он афтад, ҳалок гардад. (**Мутарҷим**)
4. Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, калимаи “**حتى**” ифодагари маънои “**ғоят**” аст. Яъне, ин ҳолати шумо то мурдан ва ба қабр даромаданатон идома меёбад. Вақте мемиред, баъд аз ин коратон боз меистед. (**Мутарҷим**)



**СУРАИ "АСР"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ СЕ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни фоида ва зарари ҳақиқӣ дар ҳаёти дунё ва огоҳ намудан бар аҳамиятнокии вақт дар зиндагии инсон.

### Тафсир:

1 Савганд ба вақти аср, ки-
2 бегумон инсон дар нуқсон ва ҳалокат аст.
3 Ба ҷуз он касоне, ки ба Худо ва паёмбаронаш имон меоранд ва корҳои шоиста мекунанд ва якдигарро ба ҳақиқат тавсия медиҳанд ва якдигарро ба сабр дар тоат, мусибат ва тарки гуноҳ тавсия медиҳанд. Бандагони дорои ин чор сифат дар дунё ва охират суд мебинанд.

**СУРАИ "ҲУМАЗА"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ НУҲ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо уқубати шадиди дӯзах таҳдид намудани шахсони мутакаббире, ки дин ва аҳли онро мавриди тамасхур қарор медиҳанд.

### Тафсир:

1 Вой ва уқубати сахт бар ҳар шахси бисёр ғайбатчӣ ва таънагари мардум.
2 Он касе, ки мол ҷамъ меорад ва онро меҳисобад. Ҷуз ҷамъоварӣ ва ҳисобидани мол ғаме надорад.
3 Вай гумон мекунад, ки моли ҷамъ овардааш ӯро аз марг наҷот медиҳад ва дар дунё ҷовидонаш мегардонад.
4 Ҳаргиз кор чунончи ин нодон тасаввур дорад, нест! Ҳатман вай ба дӯзахи дарҳамшикананда андохта мешавад. Дӯзах чунон азоби сахт дорад, ки ҳар он чи дар он афканда шавад, онро дарҳам мешиканад ва реза-реза месозад.
5 Ва эй Фиристодаи Мо, чӣ туро огоҳ сохтааст, ки ин ҷаҳаннами дарҳамшикананда чист?!
6 Он оташи Худо буда, бо фармони Ӯ афрӯхта шудааст.
7 Он оташе, ки аз ҷисми дӯзахиён гузашта, ба қалбашон мерасад.
8 Ба дурустӣ ки оташи ҷаҳаннам бо дарҳои устувор бар дӯзахиён пӯшонида мешавад.
9 Ҳол он ки аҳли дӯзах дар сутунҳои тӯлонӣ баста мешаванд, то аз он набароянд.[1]

**СУРАИ "ФИЛ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ПАНҶ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни қудрати Худо дар ҳимояти Хонаи Каъба, то ин неъмат ба ёд оварда шуда, аз он шукргузорӣ шавад.

### Тафсир:

1 Эй Паёмбар! Оё хабар надорӣ, ки вақте Абраҳа ва ёрони соҳиби филаш қасди харобсозии Хонаи Каъбаро намуданд, Парвардигорат бо онҳо чӣ кард?!
2 Бегумон Парвардигор макрашонро дар тахрибі Каъба барбод дод ва зоеъ гардонид. Онҳо ба ҳадафашон, ки мехостанд мардумро аз зиёрати он баргардонанд, нарасиданд.
3 Ва Парвардигор бар онҳо парандагонро гурӯҳ-гурӯҳ фиристод.
4 Парандагон ба сӯи Абраҳа ва ёрони филсавораш сангрезаҳое аз санггилро меандохтанд.
5 Пас, Парвардигор онҳоро монанди барги зироати хӯрдашуда ва зери пойи ҳайвонот поймолгашта гардонид.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳар касе, ки худро бо чор васфи дар сураи "**Аср**" мазкур ороста насозад, дар дунёву охират бо хасорати бузург рӯбарӯ мешавад;

2.Ғайбат ва таънаи мардум ҳаром аст;

3.Худо аз Хонаи Каъба дифоъ менамояд. Ин аз он амну амонест, ки Парвардигор онро барои Хонаи Худ муқаддар сохтааст.

1. Муфассирон оиди ин оят аз лиҳози наҳви забони арабӣ ду назар доранд, ки дар тарҷума якеи он истифода шуда, ояти мазкур ифодагари ҳол аз замири "عليهم" қарор дода шуда аст. (**Мутарҷим**)

## СУРАИ “ҚУРАЙШ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ЧОР ОЯТ


الجزء الثلاثون | سورة قريش سورة الماعون سورة الكوثر

سورة قريش — ترتيبها ١٠٦ — آياتها ٤

بسم الله الرحمن الرحيم

لِإِيلَٰفِ قُرَيْشٍ ١ إِۦلَٰفِهِمْ رِحْلَةَ ٱلشِّتَآءِ وَٱلصَّيْفِ ٢ فَلْيَعْبُدُوا۟ رَبَّ هَٰذَا ٱلْبَيْتِ ٣ ٱلَّذِىٓ أَطْعَمَهُم مِّن جُوعٍ وَءَامَنَهُم مِّنْ خَوْفٍۭ ٤

سورة الماعون — ترتيبها ١٠٧ — آياتها ٧

بسم الله الرحمن الرحيم

أَرَءَيْتَ ٱلَّذِى يُكَذِّبُ بِٱلدِّينِ ١ فَذَٰلِكَ ٱلَّذِى يَدُعُّ ٱلْيَتِيمَ ٢ وَلَا يَحُضُّ عَلَىٰ طَعَامِ ٱلْمِسْكِينِ ٣ فَوَيْلٌ لِّلْمُصَلِّينَ ٤ ٱلَّذِينَ هُمْ عَن صَلَاتِهِمْ سَاهُونَ ٥ ٱلَّذِينَ هُمْ يُرَآءُونَ ٦ وَيَمْنَعُونَ ٱلْمَاعُونَ ٧

سورة الكوثر — ترتيبها ١٠٨ — آياتها ٣

بسم الله الرحمن الرحيم

إِنَّآ أَعْطَيْنَٰكَ ٱلْكَوْثَرَ ١ فَصَلِّ لِرَبِّكَ وَٱنْحَرْ ٢ إِنَّ شَانِئَكَ هُوَ ٱلْأَبْتَرُ ٣

٦٠٢

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Миннат ниҳодан бар қурайшиҳо ва баёни он ки онҳо дар ивази ин неъмати илоҳӣ бояд чӣ кор кунанд.

### Тафсир:

1. Ба хотири сипосгузорӣ аз одат ва улфат додани қурайшиҳо.[1]
2. Ба хотири дар фазои амну осоиш одат ва улфат додани онҳо ба сафари зимистона ба сӯи Яман ва сафари тобистона ба сӯи Шом.
3. Пас,[2] бояд қурайшиҳо ягона Парвардигори Хонаи Каъбаро, ки барои онҳо сафари тиҷоратии тобистонаву зимистонаро осон гардонд, ибодат кунанд ва аз ширк овардан парҳез намоянд.
4. Он Зоте, ки ба қурайшиҳо ба ҷои[3] гуруснагӣ таом дод ва онҳоро ба ҷои тарс бо ҷойгир кунонидани ҳайбати Хонаи Каъба ва сокинонаш дар қалби қавми араб эмин гардонид.

## СУРАИ “МОЪУН”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ ҲАФТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо мақсади ҳушдори мӯъминон ва танбеҳи кофирон, баён сохтани ахлоқи разилонаи бандагони дурӯғшумörандаи дин ва охират.

### Тафсир:

1. Оё он касеро, ки ҷазои қиёматро дурӯғ мешуморад, шинохтаӣ?!
2. Пас, ӯ он шахсе аст, ки ятимро ба дурушти аз наздаш меронад.
3. Ва касеро ба таом додани фақир тарғиб наменамояд.
4. Пас, вой ва ҳалокат бар намозгузорон.
5. Он намозгузороне, ки аз намозашон дар ғафлатанд. Дар бораи намоз бепарво ҳастанд ва онро аз вақташ мегузаронанд.
6. Он намозгузороне, ки дар намоз ва дигар аъмоли хеш худнамоӣ мекунанд ва корҳояшон холис ба хотири Худо нест.
7. Ва чизҳои ба мисли сӯзан, дег, табақ, табар ва ғайра ночизро аз корафтодагон боз медоранд ва ба орият намедиҳанд.

## СУРАИ “КАВСАР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОН
## ДОРОИ СЕ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Миннат ниҳодани Худо бар Паёмбар (с) ва таҳдиди душманонаш ба он ки оқибат бенишон мегарданд ва танҳо бо бадӣ ёд мешаванд.

### Тафсир:

1. Эй Паёмбар! Ба дурустӣ, Мо ба ту хайри бисёр, аз ҷумла ҳавзи Кавсарро додаем.
2. Модом ки Мо ба ту хайри бисёр додаем, пас танҳо ба хотири Парвардигорат намоз бихон ва шутур забҳ бикун. Ба ин васила шукри неъматҳои Ӯро иҷро намо. Баръакси мушрикон, ки барои наздикшавӣ бо бутҳояшон чорво забҳ мекунанд.
3. Бешак, душманат аз ҳамаи хайр гусаста ва беному нишон гаштааст. Агар ёд шавад, танҳо бо бадӣ ёд мешавад.

### Баъзе аз дарсу ибратҳои оятҳои зикргашта:

1. Амнияти ва осоиштагӣ дар Ислом дорои аҳамияти калон аст;
2. Худнамоӣ яке аз маразҳои қалб буда, амалро ботил месозад;
3. Шукргузорӣ боиси афзуншавии неъмат мегардад;
4. Оятҳои карима баёнгари онанд, ки Расули акрам (с) назди Худо шарофати зиёд доранд ва Худо он касро дар дунё ва охират аз ҳар навъ бадӣ нигаҳ медорад.

---

1. Муфассирон мегӯянд, пешоянди “**لإيلاف**” ба феъли “**فليعبدوا**”-и ояти 3 тааллуқ дорад. Яъне, бояд қурайшиҳо Парвардигори Хонаи Каъбаро ба хотири ин неъматҳо бипарастанд. (**Мутарҷим**)

2. Азбакси оятҳои қаблӣ зимнан шомили маънои шарт аст, дар ин оят ҳарфи “**ف**”-и робита омада аст. Маънои оят чунин аст: “**Агар шумо қурайшиҳо Худоро ба хотири дигар неъматҳояш шукргузорӣ намекунед, пас ҳадди ақал ба хотири он ки дар фазои амну осоиш ба сӯи Яман ва Шом сафари тиҷоратӣ доред, аз Ӯ шукргузор бошед.**” (**Мутарҷим**)

3. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, дар ин оят пешоянди “**من**” ифодагари маънои бадал аст. Яъне, ҳолати сарзамини қурайшиҳо ва аз лиҳози ҳарбӣ омодагӣ надоштан тақозо мекард, ки онҳо гурусна ва дар тарсу ҳарос қарор гиранд, аммо Худо ба ҷои гуруснагӣ ва тарсу ҳарос ба онҳо таом ва амният бахшид. (**Мутарҷим**)


الجُزْءُ الثَّلَاثُونَ — سُورَةُ الكَافِرُونَ سُورَةُ النَّصْرِ سُورَةُ المَسَدِ

سُورَةُ الكَافِرُونَ — ترتيبها ١٠٩ — آياتها ٦

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

قُلْ يَٰٓأَيُّهَا ٱلْكَٰفِرُونَ ١ لَآ أَعْبُدُ مَا تَعْبُدُونَ ٢
وَلَآ أَنتُمْ عَٰبِدُونَ مَآ أَعْبُدُ ٣ وَلَآ أَنَا۠ عَابِدٌ مَّا عَبَدتُّمْ ٤
وَلَآ أَنتُمْ عَٰبِدُونَ مَآ أَعْبُدُ ٥ لَكُمْ دِينُكُمْ وَلِىَ دِينِ ٦

سُورَةُ النَّصْرِ — ترتيبها ١١٠ — آياتها ٣

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

إِذَا جَآءَ نَصْرُ ٱللَّهِ وَٱلْفَتْحُ ١ وَرَأَيْتَ ٱلنَّاسَ
يَدْخُلُونَ فِى دِينِ ٱللَّهِ أَفْوَاجًا ٢ فَسَبِّحْ بِحَمْدِ رَبِّكَ
وَٱسْتَغْفِرْهُ إِنَّهُۥ كَانَ تَوَّابًۢا ٣

سُورَةُ المَسَدِ — ترتيبها ١١١ — آياتها ٥

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

تَبَّتْ يَدَآ أَبِى لَهَبٍ وَتَبَّ ١ مَآ أَغْنَىٰ عَنْهُ مَالُهُۥ وَمَا كَسَبَ ٢
سَيَصْلَىٰ نَارًا ذَاتَ لَهَبٍ ٣ وَٱمْرَأَتُهُۥ حَمَّالَةَ ٱلْحَطَبِ ٤
فِى جِيدِهَا حَبْلٌ مِّن مَّسَدٍۭ ٥

٦٠٣

### СУРАИ "КОФИРУН"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ШАШ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Муқаррар кунониданн тавҳиди ибодату изҳори безорӣ аз ширк ва ҷудоии комил байни Ислом ва куфру ширк.

**Тафсир:**

1 Эй Фиристодаи Мо! Бигӯ: "**Эй кофирон!-**

2 **Ман ҳаргиз маъбудҳои ҳозир ва дар оянда ибодат мекардаи шуморо намепарастам.**

3 **Ва шумо низ Он Маъбуди Ягона сазовори ибодатро, ки ман мепарастам, намепарастед.**

4 **Ва ман низ маъбудҳои ботили ибодат мекардаи шуморо намепарастам.**

5 **Ва шумо низ Он Маъбуди Ягона сазовори ибодатро, ки ман мепарастам, намепарастед.**

6 **Шуморо ақида ва дини бофтаи худ ва маро ақида ва дини аз сӯи Парвардигор нозилшудаи худ аст.**"[1]

### СУРАИ "НАСР"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ СЕ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни он ки Ислом оқибат пирӯз мегардад ва таълими корҳое, ки замони пирӯзии он анҷом мешавад. Инчунин ин сура ба наздикшавии вафоти Паёмбари Худо (с) ишора менамояд.

**Тафсир:**

1 Эй Паёмбар! Вақте нусрати Худо барои пирӯз гаштани динат таҳаққуқ ёбад[2] ва Макка фатҳ шавад-

2 ва мардумро бубинӣ, ки гурӯҳ-гурӯҳ ба Ислом ворид гарданд,-

3 пас бидон, ки ин нишонаи наздикии анҷомёбии масъулияти ту аст ва ба хотири шукргузорӣ аз ин неъмати бузург Парвардигоратро аз ҳамаи айбу нуқсон ба покӣ хонда, ситоишаш бигӯ ва аз Ӯ омурзиш бихоҳ. Яқинан Ӯ Худои Тавбапазир аст. Тавбаи бандагонро мепазирад ва онҳоро меомурзад.

### СУРАИ "МАСАД"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ЁЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН
### ДОРОИ ПАНҶ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Таъкиди он ки насаб ва мансаб дар ҳолати куфр варзидан ба Худо суде надорад.

**Тафсир:**

1 Ҳалок бод Абӯлаҳаби писари Абдулмутталиб ва бегумон ҳалок хоҳад гашт.[3] Зеро вай пайваста Паёмбари Худоро озор медод ва мехост пеши роҳи даъваташро гирад, аммо ба ҳадафаш нарасид.

2 Мол ва фарзандаш аз ӯ чизеро аз азоби Худо бартараф накард ва боиси ҷалби раҳмати илоҳӣ нагардид.

3 Вай ҳатман рӯзи қиёмат ба оташи шӯълавар ворид хоҳад шуд.[4]

4 Ва инчунин ҳамсари ҳезумбардораш бо номи Умми Ҷамил, ки дар гузаргоҳи Паёмбар (с) хор меафканд, ба оташи шӯълавар ворид хоҳад шуд.

5 Умми Ҷамил дар ҳоле ба оташи дӯзах ворид мегардад, ки дар гарданаш ресмони аз лифи хурмо мустаҳкам басташуда аст. Вай бо он ресмон ба сӯи дӯзах кашида мешавад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Масъалаҳои динӣ бо кофирон ҷои гуфтушунид надорад;

2.Бояд банда шукри неъматҳои Худоро ба ҷо орад;

3.Сураи "**Масад**" яке аз далелҳои ростии нубуввати Расули Худо (с) аст. Зеро ин сура хабар дод, ки Абӯлаҳаб кофир мемирад ва ӯ баъд аз даҳ сол ба ҳамин сифат аз дунё даргузашт.

---

1. Оятҳои сураи мазкур бо мақсади қатъи тамаи кофирон дар бораи он ки масъалаҳои динӣ ва эътиқодӣ доду гирифт намешаванд, таъкид бар таъкид омадааст. Ин навъи баён яке аз таъбирҳои маъруф дар забони арабӣ мебошад. (**Мутарҷим**)
2. Феъли "**جاء**" маҷозан ба маънои "**таҳаққуқ ёфтан**" ва "**ҳосил шудан**" омадааст. (**Мутарҷим**)
3. Мурод аз "**ду даст**" маҷозан шахсияти Абӯлаҳаб аст. Ҷумлаи якуми "**تبت يدا أبـي لهب**" дуоӣ ва ҷумлаи дуюми "**تب**" хабарӣ буда, аз таҳаққуқи ҳалокаташ хабар медиҳад. (**Мутарҷим**)
4. Азбаски муфассирон ҳарфи "**س**"-ро ифодагари таъкид гуфтаанд, онро ба маънои "**ҳатман**" тарҷума кардам. (**Мутарҷим**)

**СУРАИ “ИХЛОС”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ДУВОЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ЧОР ОЯТ**



**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Исботи он ки ягона Худо Соҳиби камоли мутлақ, арзандаи ибодат ва аз ҳамаи айбу нуқсон поку муқаддас аст.

**Тафсир:**

1 Эй Паёмбар! Бигӯ: “**Ӯ Худои дар маъбудият Ягона аст. Ғайри Ӯ ҳеҷ маъбуди барҳаққе нест.**

2 **Аллоҳ (ҷ) аз ҳама Бениёз ва ҳама ба Ӯ ниёзманданд. Дорои сифатҳои комилтарин ва зеботарин аст.**

3 **Ӯ касеро назода ва аз ҳеҷ кас зода нашудааст. Ӯ аз доштани падар ва фарзанд пок аст.**

4 **Ва ҳеҷ кас аз офаридаҳояш ба Ӯ монанд нест.**

**СУРАИ “ФАЛАҚ”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ СЕЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ПАНҶ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Таълими бандагон, ки аз шарри мавҷудот ба Офаридгори Ягонаи Қодир паноҳ баранд.

**Тафсир:**

1 Эй Фиристодаи Мо! Бигӯ: “**Ман ба Парвардигори субҳ паноҳ мебарам-**

2 **аз бадии кулли махлуқоти озордиҳанда-**

3 **ва аз бадии шаб чун торик шавад ва хазандагону дуздону дигар мавҷудоти зиёновар дар он намоён гарданд-**

4 **ва аз бадии занони ҷодугари дар гиреҳҳо дамандозанда-**

5 **ва аз бадии ҳасадбаранда чун ҳасадаш ошкор гашта, тибқи он амал кунад.**”

**СУРАИ “НОС”**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЯКСАДУ ЧОРДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОН**
**ДОРОИ ШАШ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Паноҳ бурдан ба Худо аз бадии Шайтону васвасаҳояш ва аз ҳамаи бадиҳои аз чашм пинҳон.

**Тафсир:**

1 Эй Фиристодаи Мо! Бигӯ: “**Ман ба Парвардигори мардум паноҳ мебарам -**

2 **Фармонравои мутлақ ва Молики ҳақиқии мардум, ки ҳар чи хоҳад, ҳукм мекунад, ҷуз Ӯ фарвонравои мутлақ нест-**

3 **Маъбуди барҳаққи мардум, ки ғайр аз Ӯ маъбуде нест-**

4 **аз бадии Шайтони васвасаангез, ки чун инсон аз зикри Худо дар ғафлат монад, ӯро ба васваса меандозад ва чун ба зикри Худо пардозад, аз васвасааш боз меистад,-**

5 **он Шайтони васвасаандозе, ки дар синаҳои мардум васваса меандозад,-**

6 **он Шайтони васвасагаре, ки аз навъи ҷинҳо ва мардум аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳамаи сифатҳои Худо комил буда, Ӯ аз айбу нуқсон пок аст;
2.Ҷоду ва таъсираш ҳақ мебошад. Роҳи илоҷи он паноҳ бурдан ба Худо аст;
3.Васваса бо зикри Худо ва паноҳ талабидан аз шарри Шайтон ба Ӯ аз байн меравад.

# ФЕҲРИСТИ НОМИ СУРАҲО ВА ҶОИ НУЗУЛ

